۞ وَمَآ أَنزَلۡنَا عَلَىٰ قَوۡمِهِۦ مِنۢ بَعۡدِهِۦ مِن جُندٖ مِّنَ ٱلسَّمَآءِ وَمَا
كُنَّا مُنزِلِينَ ٢٨ إِن كَانَتۡ إِلَّا صَيۡحَةٗ وَٰحِدَةٗ فَإِذَا هُمۡ خَٰمِدُونَ
٢٩ يَٰحَسۡرَةً عَلَى ٱلۡعِبَادِۚ مَا يَأۡتِيهِم مِّن رَّسُولٍ إِلَّا كَانُواْ بِهِۦ
يَسۡتَهۡزِءُونَ ٣٠ أَلَمۡ يَرَوۡاْ كَمۡ أَهۡلَكۡنَا قَبۡلَهُم مِّنَ ٱلۡقُرُونِ
أَنَّهُمۡ إِلَيۡهِمۡ لَا يَرۡجِعُونَ ٣١ وَإِن كُلّٞ لَّمَّا جَمِيعٞ لَّدَيۡنَا مُحۡضَرُونَ
٣٢ وَءَايَةٞ لَّهُمُ ٱلۡأَرۡضُ ٱلۡمَيۡتَةُ أَحۡيَيۡنَٰهَا وَأَخۡرَجۡنَا مِنۡهَا حَبّٗا
فَمِنۡهُ يَأۡكُلُونَ ٣٣ وَجَعَلۡنَا فِيهَا جَنَّٰتٖ مِّن نَّخِيلٖ
وَأَعۡنَٰبٖ وَفَجَّرۡنَا فِيهَا مِنَ ٱلۡعُيُونِ ٣٤ لِيَأۡكُلُواْ مِن ثَمَرِهِۦ
وَمَا عَمِلَتۡهُ أَيۡدِيهِمۡۚ أَفَلَا يَشۡكُرُونَ ٣٥ سُبۡحَٰنَ ٱلَّذِي
خَلَقَ ٱلۡأَزۡوَٰجَ كُلَّهَا مِمَّا تُنۢبِتُ ٱلۡأَرۡضُ وَمِنۡ أَنفُسِهِمۡ
وَمِمَّا لَا يَعۡلَمُونَ ٣٦ وَءَايَةٞ لَّهُمُ ٱلَّيۡلُ نَسۡلَخُ مِنۡهُ ٱلنَّهَارَ
فَإِذَا هُم مُّظۡلِمُونَ ٣٧ وَٱلشَّمۡسُ تَجۡرِي لِمُسۡتَقَرّٖ لَّهَاۚ
ذَٰلِكَ تَقۡدِيرُ ٱلۡعَزِيزِ ٱلۡعَلِيمِ ٣٨ وَٱلۡقَمَرَ قَدَّرۡنَٰهُ مَنَازِلَ حَتَّىٰ
عَادَ كَٱلۡعُرۡجُونِ ٱلۡقَدِيمِ ٣٩ لَا ٱلشَّمۡسُ يَنۢبَغِي لَهَآ أَن تُدۡرِكَ
ٱلۡقَمَرَ وَلَا ٱلَّيۡلُ سَابِقُ ٱلنَّهَارِۚ وَكُلّٞ فِي فَلَكٖ يَسۡبَحُونَ ٤٠



28 Ва Мо баъд аз кушташавии он марди носеҳ барои ҳалоксозии қавмаш ба фуруд овардани лашкариёне аз фариштагони осмон ниёз надоштем. Зеро ҳалоксозиашон наздамон бағоят осон буд. Ва ҳикмати Мо тақозо намекард, ки барои аз байн бурдани он мардуми беимон аз осмон фариштагонро фуруд орем, зеро онҳо арзиши инро надоштанд, балки муқаррар намудем, ки ҳалокаташон бо фарёди сахте аз ҷониби осмон сурат гирад.

29 Онҳо танҳо бо як фарёди сахте, ки онро тавассути Ҷабраил (а) фиристодем, ба ҳалокат расиданд. Пас онҳо баъд аз он фарёд ногаҳон хомӯш гашта, мурданд ва аз онҳо нишоне боқӣ намонд. Ҳолаташон ба ҳолати оташе монандӣ дошт, ки дар аввал фурӯзон буд, аммо баъдан хомӯш шуда, аз он асаре намонд.

30 Эй надомату ҳасрат[1] бар бандагони такзибкунанда дар қиёмат, вақте ки укубати дӯзахро бубинанд. Чунки ҳар фиристодае дар дунё аз назди Худо ба онҳо меомад, ҳатман ӯро масхара мекарданд. Ин боис шуд, ки дар охират барои кӯтоҳии худ ҳасратзадаи пушаймон шаванд.

31 Оё ин такзибгарони масхаракунандаи паёмбарон дар бораи теъдоди зиёди умматҳои қаблан гузашта, ки Мо онҳоро ҳалок сохтем, маълумот надоштанд, то аз таърихи ҳаёташон панд гиранд?! Бешак, он умматҳо аз баён рафтанд ва дигар ба ин дунё баргашта наметавонанд, балки ба натиҷаи аъмолашон мерасанд.

32 Ва ҳеҷ уммате нест, магар он ки қатъан рӯзи қиёмат назди Мо ҳозир карда мешавад, то ба онҳо подоши амалашонро бидиҳем.

33 Ва ин замини хушки бегиёҳ барои бандагони такзибкунандаи растохез аломати равшани нишондиҳандаи ҳақиқат доштани он аст. Мо бар ин замин аз осмон борон рехта, онро бо рӯёнидани гиёҳони гуногун зинда сохтем ва аз он донаҳои мухталифро берун овардем, то мардум аз он донаҳо бихӯранд. Албатта, Он Зоте, ки бо рехтани борон ва рӯёнидани гиёҳон замини мурдаро зинда гардонид, қудрат дорад, ки баъд аз марг ба мурдагон ҳаёти дубора бахшад.

34 Ва дар замин боғҳои дарахтони хӯрмо ва ангурро ҳаст намудем ва дар он чашмаҳоеро берун сохтем, ки ҳосилоти боғҳоро об медиҳад,-

35 то мардум аз меваҳои инъомкардаи Аллоҳ (ч) бихӯранд, ҳол он ки онро дастонашон насохтааст. Оё бандагон баъд аз ин неъматҳо бо имон ва ибодат шукри Аллоҳ (ч)-ро ба ҷо намеоранд?!

36 Аз ҳамаи айбу нуқсон пок аст Он Зоте, ки аз растаниҳои замин ва аз худи мардум ва аз махлуқоти хушкию дарёӣ ва ғайри он, ки онро намедонанд, ҷуфти нару модаро офаридааст.

37 Ва омадани шаб барои онҳо аломати равшани нишондиҳандаи ягонагии Парвардигор аст. Мо аз шаб рӯшноиро берун мекашем, пас ногаҳон мардум ба зулмати шаб дохил мешаванд.

38 Ва дар масири муайян ҳаракат намудани офтоб барои онҳо аломати возеҳи ваҳдонияти Парвардигор аст. Офтоб ба сӯи қароргоҳи худ, ки андозаи онро ҷуз Худо касе намедонад, ҳаракат мекунад ва аз қароргоҳаш намегузарад.[2] Ин андозагирии Худои Ғолибу Донандаи умури махлуқот аст. Ҳеҷ кори онҳо аз Ӯ пӯшида намемонад.

39 Ва моҳ барои онҳо аломати равшани ваҳдонияти Парвардигор аст. Мо барои моҳ манзилгоҳҳои ҳаракати ҳар як шабаи онро муайян кардаем.[3] Моҳ дар оғоз хурд аст. Баъдан калон ва боз хурд мешавад, то ҳадде ки дар борикӣ, каҷӣ, зардрангию кӯҳнагӣ монанди шохи кӯҳнаи хурмо мегардад.

40 Офтобу моҳ ва шабу рӯз тибқи андозаи муайян намудаи Худо андозагирӣ шудаанд. На офтоб имкон дорад ба моҳ бипайвандад, то масири ҳаракати ӯро тағйир диҳад ё нӯрашро аз байн барад ва на шаб имкон дорад бар рӯз қабл аз фаро расидани мӯҳлати он сабқат гирад ва дохил шавад. Ва ҳар яке аз ин махлуқоти мазкур ва дигар сайёраву каҳкашонҳо бо андозагирии Худо масири хоси худро доранд, ки дар он ҳаракати хешро ба осонӣ ва бидуни тағйир идома медиҳанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Агар бандагон итоат накунанд, назди Худо беқадр мешаванд ва дар сурати фармонбардорӣ Худо онҳоро гиромӣ месозад;

2.Зиндасозии замин бо рӯёнидани гиёҳони сабз ва берун сохтани донаҳо далели растохез аст;

3.Офаридани махлуқоти замину осмон ва тибқи андозаи муайян ба ҳаракат даровардани онҳо бурҳони ягонагии Худост.

1. "**Ҳасрат**" ба маънои "**изҳори пушаймонии сахт аз кори судманди аз дастрафта**" аст. Муфассирон оиди он ки рӯзи қиёмат дар ҳаққи кофирон кӣ ҳасрат мехӯрад, ду назар доранд. Баъзеи онҳо мегӯянд, худи кофирон дар ҳаққи хеш ҳасрат мехӯранд ва изҳори надомат мекунанд. Аммо иддаи дигари аҳли тафсир бар ин назаранд, ки фариштагон нисбат ба онҳо ҳасрат ва изҳори таассуф менамоянд. (**Мутарҷим**)

2. Аҳли тафсир мегӯянд, офтоб дар ин ояти карима ба шахси мусофир монанд карда шуда аст. Он гуна ки мусофир то расидан ба қароргоҳи худ дар ҳоли ҳаракат аст, офтоб низ то расидан ба қароргоҳаш дар ҳоли ҳаракат қарор дорад. Қароргоҳи онро ҷуз Худо касе намедонад. Вақте офтоб ба қароргоҳаш расид, қиёмат барпо мегардад. ( **Мутарҷим**)

3. Сайид Тантовӣ (р) мегӯяд, моҳтоб бисту ҳашт манзилгоҳ дорад. Он аз нахустин шаби моҳ оғоз шуда, дар шаби бисту ҳаштум хотима меёбад. Сипас агар "**моҳ**" комил бошад, моҳтоб ду шаб пинҳон мемонад ва агар "**моҳ**" бисту нӯҳ бошад, моҳтоб як шаб пинҳон мемонад. (**Мутарҷим**)

وَءَايَةٞ لَّهُمۡ أَنَّا حَمَلۡنَا ذُرِّيَّتَهُمۡ فِي ٱلۡفُلۡكِ ٱلۡمَشۡحُونِ ٤١ وَخَلَقۡنَا
لَهُم مِّن مِّثۡلِهِۦ مَا يَرۡكَبُونَ ٤٢ وَإِن نَّشَأۡ نُغۡرِقۡهُمۡ فَلَا صَرِيخَ لَهُمۡ
وَلَا هُمۡ يُنقَذُونَ ٤٣ إِلَّا رَحۡمَةٗ مِّنَّا وَمَتَٰعًا إِلَىٰ حِينٖ ٤٤ وَإِذَا
قِيلَ لَهُمُ ٱتَّقُواْ مَا بَيۡنَ أَيۡدِيكُمۡ وَمَا خَلۡفَكُمۡ لَعَلَّكُمۡ تُرۡحَمُونَ
٤٥ وَمَا تَأۡتِيهِم مِّنۡ ءَايَةٖ مِّنۡ ءَايَٰتِ رَبِّهِمۡ إِلَّا كَانُواْ عَنۡهَا
مُعۡرِضِينَ ٤٦ وَإِذَا قِيلَ لَهُمۡ أَنفِقُواْ مِمَّا رَزَقَكُمُ ٱللَّهُ قَالَ ٱلَّذِينَ
كَفَرُواْ لِلَّذِينَ ءَامَنُوٓاْ أَنُطۡعِمُ مَن لَّوۡ يَشَآءُ ٱللَّهُ أَطۡعَمَهُۥٓ إِنۡ
أَنتُمۡ إِلَّا فِي ضَلَٰلٖ مُّبِينٖ ٤٧ وَيَقُولُونَ مَتَىٰ هَٰذَا ٱلۡوَعۡدُ إِن كُنتُمۡ
صَٰدِقِينَ ٤٨ مَا يَنظُرُونَ إِلَّا صَيۡحَةٗ وَٰحِدَةٗ تَأۡخُذُهُمۡ وَهُمۡ
يَخِصِّمُونَ ٤٩ فَلَا يَسۡتَطِيعُونَ تَوۡصِيَةٗ وَلَآ إِلَىٰٓ أَهۡلِهِمۡ
يَرۡجِعُونَ ٥٠ وَنُفِخَ فِي ٱلصُّورِ فَإِذَا هُم مِّنَ ٱلۡأَجۡدَاثِ إِلَىٰ رَبِّهِمۡ
يَنسِلُونَ ٥١ قَالُواْ يَٰوَيۡلَنَا مَنۢ بَعَثَنَا مِن مَّرۡقَدِنَاۜۗ هَٰذَا مَا وَعَدَ
ٱلرَّحۡمَٰنُ وَصَدَقَ ٱلۡمُرۡسَلُونَ ٥٢ إِن كَانَتۡ إِلَّا صَيۡحَةٗ
وَٰحِدَةٗ فَإِذَا هُمۡ جَمِيعٞ لَّدَيۡنَا مُحۡضَرُونَ ٥٣ فَٱلۡيَوۡمَ لَا تُظۡلَمُ
نَفۡسٞ شَيۡـٔٗا وَلَا تُجۡزَوۡنَ إِلَّا مَا كُنتُمۡ تَعۡمَلُونَ ٥٤

سكتة لطيفة على الألف



(41) Ва аломати дигар барояшон оиди исботи ваҳдонияти Худо ва инъоми Ӯ бар бандагон он аст, ки Мо дар замони Нӯҳ насли аз тӯфон наҷотёфтаи Одамро дар киштии пур аз махлуқот бардоштем.

Нӯҳ (а) дар он киштӣ бо супориши Худо аз ҳар махлуқ як ҷуфтро бардошта буд.

(42) Ва аломати дигари ваҳдонияти Худо ва инъоми Ӯ бар бандагон он аст, ки Мо барои онҳо ба монанди киштии Нӯҳ маркабҳои саворӣ офаридем.

(43) Ва агар Мо хоҳем, ғарқашон месозем. Онҳо баъд аз ғарқшавӣ фарёдрасе надоранд, ки ба фарёдашон бирасад ва на онҳо аз ин вартаи ҳалокат раҳоӣ дода мешаванд,-

(44) магар он ки Мо онҳоро бо наҷот додан аз ғарқшавӣ мавриди раҳматамон қарор диҳем ва то замони фаро расидани мӯҳлати муайян аз ҳаёт баҳраманд шаванд, то аз ин ҳаводис панд гирифта, имон оранд.

(45) Ва чун ба ин мушрикони аз имон рӯй гардонида гуфта шавад, ки аз сахтиҳои пеши рӯятон қарордоштаи қиёмат ва аз дунёи фонии пуштгардонанда барҳазар бошед,[1] то ин ки Аллоҳ (ҷ) бо раҳматаш бар шумо эҳсон намояд, онҳо ин фармонро иҷро намекунанд, балки аз он бепарвоёна рӯй мегардонанд.

(46) Ва ба он мушрикони ситезаҷӯ аз оятҳои Парвардигорашон ҳеҷ ояти нишондиҳандаи ваҳдонияти Худо ва арзандаи ибодат будани Ӯ намеомад, магар ин ки онҳо аз он оятҳо рӯй тофта, ибрат намегиранд.

(47) Ва вақте ба ин тоифа гуфта шавад, ки аз амволи ба шумо рӯзӣ намудаи Аллоҳ (ҷ) ба фақирон ва мискинон эҳсон кунед, кофирон дар ҷавоби мӯъминон инкоркунон мегӯянд: "**Оё мо ба касе таом диҳем, ки агар Худо мехост, Худ ӯро таом медод? Мо хилофи хости Худо амал намекунем. Шумо мӯъминон бегумон дар хатои ошкор ва дурӣ аз ҳақ қарор доред.**"

(48) Ва кофирони мункири растохез мегӯянд: "**Эй аҳли имон, агар шумо дар даъвоятон содиқ бошед, пас ваъдаи аз нав зиндашавии мурдагон кай рух медиҳад?**"

(49) Ин тоифаи такзибгари растохез танҳо мунтазири дамидани нафхаи якум ҳастанд. Нафхаи миронидан онҳоро дар ҳоле ғофилгир месозад, ки ба корҳои дунявии тиҷорату чӯпонӣ ва ғайр аз он саргарм мебошанд.

(50) Пас вақте фарёди шадиди миронидан онҳоро ғофилгир созад, дигар ба якдигар тавсия карда наметавонанд ва низ ба назди хонадону манзилашон баргашта наметавонанд, балки дар ҳолати саргармӣ ба умури дунё мемиранд.

(51) Ва дар сур нафхаи дуюми зинда сохтан дамида мешавад. Пас онҳо ногаҳон аз қабрҳояшон бархеста, барои бозпурсӣ ва гирифтани подош ба сӯи Парвардигорашон мешитобанд.

(52) Кофирони такзибкунандаи растохез бо надомат мегӯянд: "**Эй вой бар мо! Моро аз қабрамон кӣ зинда гардонд?**" Дар посухи онҳо гуфта мешавад: "**Ин он ваъдаест, ки Худои Меҳрубон дода буд. Аз ин рӯ, растохез бояд ногузир рух медод. Ва фиристодагони Худо дар он чи ба мардум оиди он расонидаанд, рост гуфта буданд.**"

(53) Зиндашавӣ баъд аз марг танҳо асари як нафхаи дуюми зинда сохтанест, ки дар сур дамида мешавад. Пас ногаҳон ҳамаи халоиқ рӯзи қиёмат барои бозпурсӣ ва гирифтани подош наздамон ҳозир карда мешаванд.

(54) Доварии он рӯз бар асоси адолат сурат мегирад. Пас ба ҳеҷ кас бо афзунсозии бадиҳо ва камсозии некиҳояш зулм карда намешавад ва ба шумо бандагон танҳо ҷазои он аъмоле дода мешавад, ки дар дунё анҷом медодед. Шумо дар охират подошатонро ба пуррагӣ мегиред.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Яке аз услубҳои тарбиявии Худо барои бандагонаш он аст, ки нишонаҳои ваҳдоният ва қудрати Худро дар пеши назарашон қарор додааст. Онҳо метавонанд бо истифода аз онҳо дин ва дунёи худро ободсозанд;

2.Худо ба бандагон он андоза тавон додааст, ки бо он қудрати иҷрои амр ва парҳез аз наҳйро доранд. Тарки фармони илоҳӣ аз ҷониби онҳо ихтиёран сурат мегирад;

3.Рӯзи қиёмат барои аҳли имон он қадар осори раҳмати илоҳӣ ошкор мегардад, ки ҳатто дар гӯшаи хотирашон намегузашт.

1. Ин тафсир аз Имом Муҷоҳид аз Ибни Аббос омада аст. (**Мутарҷим**)

إِنَّ أَصۡحَٰبَ ٱلۡجَنَّةِ ٱلۡيَوۡمَ فِي شُغُلٖ فَٰكِهُونَ ٥٥ هُمۡ وَأَزۡوَٰجُهُمۡ
فِي ظِلَٰلٍ عَلَى ٱلۡأَرَآئِكِ مُتَّكِـُٔونَ ٥٦ لَهُمۡ فِيهَا فَٰكِهَةٞ
وَلَهُم مَّا يَدَّعُونَ ٥٧ سَلَٰمٞ قَوۡلٗا مِّن رَّبّٖ رَّحِيمٖ ٥٨ وَٱمۡتَٰزُواْ
ٱلۡيَوۡمَ أَيُّهَا ٱلۡمُجۡرِمُونَ ٥٩ ۞ أَلَمۡ أَعۡهَدۡ إِلَيۡكُمۡ يَٰبَنِيٓ ءَادَمَ (ربع الحزب ٤٥)
أَن لَّا تَعۡبُدُواْ ٱلشَّيۡطَٰنَۖ إِنَّهُۥ لَكُمۡ عَدُوّٞ مُّبِينٞ ٦٠ وَأَنِ
ٱعۡبُدُونِيۚ هَٰذَا صِرَٰطٞ مُّسۡتَقِيمٞ ٦١ وَلَقَدۡ أَضَلَّ مِنكُمۡ
جِبِلّٗا كَثِيرًاۖ أَفَلَمۡ تَكُونُواْ تَعۡقِلُونَ ٦٢ هَٰذِهِۦ جَهَنَّمُ ٱلَّتِي
كُنتُمۡ تُوعَدُونَ ٦٣ ٱصۡلَوۡهَا ٱلۡيَوۡمَ بِمَا كُنتُمۡ تَكۡفُرُونَ ٦٤
ٱلۡيَوۡمَ نَخۡتِمُ عَلَىٰٓ أَفۡوَٰهِهِمۡ وَتُكَلِّمُنَآ أَيۡدِيهِمۡ وَتَشۡهَدُ أَرۡجُلُهُم
بِمَا كَانُواْ يَكۡسِبُونَ ٦٥ وَلَوۡ نَشَآءُ لَطَمَسۡنَا عَلَىٰٓ أَعۡيُنِهِمۡ
فَٱسۡتَبَقُواْ ٱلصِّرَٰطَ فَأَنَّىٰ يُبۡصِرُونَ ٦٦ وَلَوۡ نَشَآءُ لَمَسَخۡنَٰهُمۡ
عَلَىٰ مَكَانَتِهِمۡ فَمَا ٱسۡتَطَٰعُواْ مُضِيّٗا وَلَا يَرۡجِعُونَ
٦٧ وَمَن نُّعَمِّرۡهُ نُنَكِّسۡهُ فِي ٱلۡخَلۡقِۚ أَفَلَا يَعۡقِلُونَ ٦٨
وَمَا عَلَّمۡنَٰهُ ٱلشِّعۡرَ وَمَا يَنۢبَغِي لَهُۥٓۚ إِنۡ هُوَ إِلَّا ذِكۡرٞ وَقُرۡءَانٞ مُّبِينٞ
٦٩ لِّيُنذِرَ مَن كَانَ حَيّٗا وَيَحِقَّ ٱلۡقَوۡلُ عَلَى ٱلۡكَٰفِرِينَ ٧٠



(55) Ба дурустӣ ки аҳли ҷаннат вақте рӯзи қиёмат неъмати абадӣ ва комёбии азимро мушоҳида мекунанд, саргарми роҳати худ гашта, дар бораи дигарон намеандешанд, онҳо аз неъматҳои биҳишт хурсандона баҳра мебаранд.
(56) Аҳли ҷаннат бо ҳамсаронашон зери сояҳои ҷаннат бар тахтҳо такякунон дар неъмат қарор мегиранд.
(57) Барои онҳо дар ҷаннат навъҳои мухталифи мева, мисли ангуру анҷиру хурмо аст ва барои онҳо ҳар чи металабанд, муҳайё мегардад. Хостаҳои аҳли ҷаннат ҳосил мешавад.
(58) Барои ҷаннатиён болотар аз неъматҳои номбаршуда, неъмати солим мондан аз ҳама нохушиҳо аст. Ба онҳо аз ҷониби Парвардигори Меҳрубон дуруд гуфта мешавад. Вақте Парварди-гор ба аҳли биҳишт дуруд фиристад, онҳо аз тамоми нохушиҳо солим мемонанд ва илова бар ин олитарин саломү дурудро ба даст меоранд.
(59) Ва дар қиёмат ба мушрикон гуфта мешавад: "**Эй муҷримон, аз мӯъминон ҷудо шавед.**" Онҳо ҳақ надоранд бо шумо аҳли имон якҷо бошанд. Зеро подош ва сифоти шумо аз подош ва сифоти аҳли куфру ширк фарқ мекунад.
(60) Эй фарзандони Одам, оё Ман шуморо тавассути паёмбаронам тавсия ва супориш надодам, ки бо содир кардани куфр ва маъсият Шайтонро итоат накунед. Ҳамоно Шайтон нисбат ба шумо душмани ошкор аст. Читавр шахси бохирад аз гуфтаҳои душмани ошкори хеш итоат мекунад?!
(61) Ва ба шумо фарзандони Одам супориш додам, ки танҳо Маро бипарастед ва аз ширк варзидан барҳазар бошед. Зеро фақат ибодату итоати Ман роҳи ростест, ки шуморо ба ризо ва ҷаннатам мерасонад. Аммо шумо тавсия ва супориши Маро иҷро накардед ва аз он сарпечӣ намудед.
(62) Ва яқинан Шайтон аз шумо халқи бисёреро гумроҳ сохт. Оё шумо ақле надоред, ки ба итоат ва ибодати Ман фармонатон диҳад ва аз пайравии Иблиси душмани ошкоратон боз дорад?!
(63) Ин ҳамон дӯзахест, ки дар дунё барои ҷазои куфратон бо он ба шумо ваъдаи азоб дода мешуд ва аз назаратон ғоиб буд. Аммо имрӯз ҷаҳаннамро бо чашми сар мебинед.
(64) Имрӯз ба сабаби он ки дар дунё куфр меварзидед, дохили дӯзах шавед ва аз шиддати ҳарорати он ранҷ баред.
(65) Имрӯз Мо бар даҳонашон мӯҳр мениҳем ва эшон лол гашта, куфру маъсияти анҷом додаи хештанро инкор карда наметавонанд ва бо Мо вобаста ба он чи дар дунё анҷом медоданд, дастонашон ба забон меоянд ва пойҳояшон дар бораи он гуноҳоне, ки содир намудаанд ва ба сӯи маъсият қадам задаанд, гувоҳӣ медиҳад.
(66) Ва агар Мо биноии онҳоро аз байн бурдан хоҳем, онро аз байн мебарем ва аз он маҳрум гардида, пас ба сӯи роҳи барояшон маълум сабқат мегиранд, то аз он гузаранд. Пас чӣ гуна дида метавонанд, то аз роҳ гузаранд, дар ҳоле биноӣ надоранд?! Аз роҳ гузаштанашон имкон надорад.[1]
(67) Ва агар Мо бихоҳем, сураташонро масх мекунем ва онҳоро дар манзилашон бар пояшон мешинонем. Пас ҷояшонро тарк намуда ва пеш рафта ва ба ақиб баргашта наметавонанд.
(68) Ва аз мардум умри ҳар киро тӯлонӣ месозем, ӯро ба марҳилаи нотавонӣ бармегардонем. Оё намеандешанд ва дарк намекунанд, ки ин дунё сарои абадӣ нест, балки ягона охират ҷои будубоши доимист.
(69) Ва Мо ба Муҳаммад (с) шеър наомӯхтаем ва шеърсароӣ ба ӯ намесазад. Зеро ин кор ба табиаташ созгор нест. Бинобар ин, даъвои шумо, ки ӯро шоир меҳисобед, асос надорад. Он чи ба ӯ омӯхтаем, ҷуз панд ва Қуръони равшан барои касоне меандешанд, чизе беш нест.
(70) То Муҳаммад (с) ҳар бандаи зиндадили равшанзамирро бим диҳад, чунки ҳамин тоифа бандагон аз Қуръон суд мебаранд ва то азоб бар кофирон воҷиб гардад. Зеро бо нузули ваҳйи охирин ва расидани даъват ба аҳли куфр ҳуҷҷат бар онҳо ба тамом расида, узре надоранд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Он чи нафси ҳар кас мехоҳад, чашм аз диданаш лаззат мебарад ва ҳама онро орзӯ мекунанд, аҳли ҷаннат аз он масрурона баҳра мебаранд;

2.Соҳиби қалби зинда ва замини равшан аз пандҳои Қуръон пок мегардад ва илму амалаш аз баракати он афзун мешавад;

3.Аъзои бадани инсон дар қиёмат алайҳаш гувоҳӣ медиҳад.

1. Нуктаи муҳим оиди ин ва ояти минбаъда он аст, ки оё мурод аз маҳви биноӣ ва масхи сурат дар дунё аст ё дар охират?! Барои пайдо кардан ба ин суол ба сарчашмаҳои зиёди тафсир муроҷиат кардам. Танҳо дар тафсири "**Таҳрир ва танвир**"-и Ибни Ошур (р) ба таври сареҳ ин навиштаро пайдо намудам, ки мегӯяд: "**Маҳви биноӣ ва масхи сурат дар ин ду оят, ки бар шарти хостан вобаст шуда аст, дар дунё аст, на дар охират**." Ривоятҳои оиди ин оят аз имомони аҳли тафсир нақлшуда низ ҳамин гуфтаро таъйид менамояд. Дар тарҷумаи оят аз тафсири "**Рӯҳ-ул-маонӣ**"-и Имом Алӯсӣ (р) ва ғайра истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)

أولم يروا أنا خلقنا لهم مما عملت أيدينا أنعاما فهم لها
مالكون ﴿٧١﴾ وذللناها لهم فمنها ركوبهم ومنها يأكلون
﴿٧٢﴾ ولهم فيها منافع ومشارب أفلا يشكرون ﴿٧٣﴾ واتخذوا
من دون الله آلهة لعلهم ينصرون ﴿٧٤﴾ لا يستطيعون
نصرهم وهم لهم جند محضرون ﴿٧٥﴾ فلا يحزنك قولهم
إنا نعلم ما يسرون وما يعلنون ﴿٧٦﴾ أولم ير الإنسان أنا
خلقناه من نطفة فإذا هو خصيم مبين ﴿٧٧﴾ وضرب لنا
مثلا ونسي خلقه قال من يحيي العظام وهي رميم ﴿٧٨﴾
قل يحييها الذي أنشأها أول مرة وهو بكل خلق عليم
﴿٧٩﴾ الذي جعل لكم من الشجر الأخضر نارا فإذا أنتم
منه توقدون ﴿٨٠﴾ أوليس الذي خلق السماوات والأرض
بقادر على أن يخلق مثلهم بلى وهو الخلاق العليم ﴿٨١﴾
إنما أمره إذا أراد شيئا أن يقول له كن فيكون ﴿٨٢﴾
فسبحان الذي بيده ملكوت كل شيء وإليه ترجعون ﴿٨٣﴾

سورة الصافات — ترتيبها ٣٧ — آياتها ١٨٢



71 Оё ин мушрикон аз дидани аломатҳои қудрати Мо кӯранд ва намедонанд,[1] ки Мо барои онҳо аз он чи дастонамон[2] онро анҷом додааст, чаҳорпоён (**шутуру гову гӯсфанд**)-ро офаридем, пас онҳо молики он чаҳорпоён гашта, аз онҳо мутобиқ ба тақозои нафъашон истифода мебаранд?!
72 Ва он чаҳорпоёнро барои онҳо ром кунонидем. Пас аз баъзеаш ба ҳайси маркаби саворӣ истифода мебаранд ва борҳои хешро бар он бор мекунанд ва аз гӯшти баъзеи дигараш мехӯранд.
73 Ва барои онҳо дар он чаҳорпоён ғайр аз саворшавӣ ва хӯрдани гӯшташон манфиатҳои дигаре ба мисли истифода аз пӯстҳо, пашмҳо ва маблағҳои аз савдояшон ба даст омада мавҷуд аст ва инчунин барои онҳо дар он чаҳорпоён нӯшиданиҳо мавҷуд аст, ки аз шири чаҳорпоён менӯшанд. Оё Холиқи ягонаи Бахшандаи ин неъматҳоро шукргузорӣ намекунанд?!
74 Ва мушрикон ғайр аз Аллоҳ (ҷ) маъбудҳои дигареро гирифта, онҳоро ба умеди он мепарастанд, ки ба ибодаткунандагонашон кӯмак мекунанд ва аз азоби илоҳӣ наҷоташон медиҳанд.
75 Он маъбудҳо на ба худ ва на ба ибодаткунандагонашон кӯмак карда наметавонанд. Ва мушрикон дар дунё барои маъбудҳояшон чун сипоҳи нигаҳбон буда, рӯзи қиёмат ҳамагӣ дар азоби ҷаҳаннам ҳозир кунонида мешаванд, дар ҳоле баъзе аз баъзеи дигар безорӣ меҷӯянд.[3]
76 Пас эй Паёмбар, сухани мушрикону кофирон, ки рисолататро инкор карда, туро шоир, ҷодугар, фолбин мегӯянд, набояд андӯҳгинат созад. Ҳамоно онҳо аз ин гуфтаҳо ҳар чиро пинҳон ва ҳар чиро ошкор мекунанд, Мо медонем. Ҳеҷ чизе аз Мо пӯшида нест ва дар бадали он ба соҳибонаш ҷазо хоҳем дод.
77 Оё инсони мункири растохез андеша намекунад ва намедонад, ки Мо ӯро аз нутфа офаридаем, сипас дар батни модар марҳилаҳои муайянро аз сар гузаронида, ба дунё омад ва ба воя расид, пас ногаҳон вай ҷидолгар ва душмани сарсахту ошкорои Мо шуд?! Оё ӯ дар бораи офариниш ва марҳилаҳояш наандешид, то ба растохез имон орад?!
78 Ва ин инсони кофир бароямон ғофилона ва ҷоҳилона мисол зада, аз устухонҳои пӯсида далел ҷуста, вуқӯи растохезро инкор карда ва офариниши худро аз ёд баровардааст. Ӯ мегӯяд: “**Ин устухонҳоро дар ҳоле ки пӯсидаанд, кӣ дубора зинда месозад?!**”
79 Эй Муҳаммад, дар посухаш бигӯ: “**Ин устухонҳои пӯсидаро Офаридгоре зинда месозад, ки бори нахуст онҳоро офарида буд. Зоте, ки нахустин бор устухонҳоро офаридааст, ҳаргиз аз дубора зинда сохтан оҷизӣ намекашад. Ва Ӯ Донандаи тамоми махлуқот аст.**
80 **Он Зоте, ки аз дарахти сабзи тар барои шумо мардум оташ падид овард. Пас шумо ногаҳон аз он дарахт оташ меафрӯзед. Он Худованде, ки ду чизи бо ҳам зид (намнокии оби дарахт ва оташи фурӯзон)-ро якҷо ҷамъ гардонид, тавони зиндасозии мурдагонро низ дорад.**”
81 Оё Он Зоте, ки осмонҳо ва заминро бо вуҷуди азамати он ду офаридааст, бар дубора зинда сохтанашон Қодир нест?! Оре, албатта, ин қудратро дорад. Ва Ӯ Офаридгори ҳамаи мавҷудоту Донандаи онҳо аст. Ҳеҷ амали бандагон аз Ӯ пӯшида намемонад.
82 Бегумон чун Аллоҳ (ҷ) пайдо сохтани чизеро хоҳад, ба он чиз бо гуфтани “**Ҳаст шав**” фармон медиҳад, пас он ба таври хостааш ҳаст мешавад. Офаридани махлуқот, миронидан, боз ба онҳо ҳаёт додан ва ғайри он низ бо як амр иҷро мегардад.
83 Пас Худое, ки ҳукмфармоии ҳама чиз дар дасти Ӯ буда, нисбат ба махлуқоташ ҳар чи хоҳад, анҷом медиҳад, аз айбу нуқсони нисбат додаи мушрикон поку бартар аст. Ва шумо рӯзи қиёмат танҳо ба сӯи Ӯ баргардонида мешавед. Он рӯз ба шумо ҷазои аъмолатонро медиҳад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ром кунонидани чаҳорпоён неъмати илоҳӣ ба бандагон аст;

2.Далелҳои ақлӣ оиди ҳақиқат доштани вуқӯи қиёмат бисёр аст, аммо бо вуҷуди ин мушрикон аз он рӯй мегардонанд;

3.Аз сифатҳои Худо он аст, ки тамоми мавҷудотро ҳамеша ва дар ҳама ҳолат бо илми Хеш иҳота карда, он чиро замин аз ҷасади мурдагон кам мекунад ва он чиро боқӣ мегузорад, медонад ва инчунин дар бораи ошкору ниҳон огоҳии комил дорад.

1. Вожаи “رؤية” дар ин оят ба маънои “**дидан**” ва “**донистан**” омада аст. Якумро “**рӯъяти басарӣ**” ва дуюмро “**рӯъяти илмӣ**” мегӯянд. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, Парвардигор ин махлуқотро бидуни намунаи қаблӣ ва бидуни ёвару шарик офарида аст. (**Мутарҷим**)
3. Оиди ин ояти карима аз муфассирон чор қавл омада аст. Он чи инҷо оварда шуда аст, қавли Имом Ҳасани Басрӣ (р) аст. (**Мутарҷим**)

## СУРАИ "СОФФОТ"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ СИВУ ҲАФТУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ЯКСАДУ ҲАШТОДУ ДУ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Ба покӣ нисбат додани Худо аз васфи мушрикон ва собит сохтани бутлони эътиқоди онҳо дар бораи фариштагон ва ҷинҳо.

**Тафсир:**

(1) Савганд ба он фариштагон, ки дар иҷрои фармон ва ибодат устуворона саф мекашанд.
(2) Пас савганд ба он фариштагон, ки абрҳоро бо шиддат ба ҷойи хостаи Худо меронанд.
(3) Пас савганд ба он фариштагон, ки Каломи Худоро мехонанд.
(4) Эй мардум, бегумон Маъбуди ҳақиқии шумо Холиқи Ягонаи бешарик аст.
(5) Ӯ Парвардигори осмонҳову замин ва мавҷудоти байни он ду ва Парвардигори машриқҳо ва мағрибҳои офтоб аст.[1]
(6) Ба дурустӣ ки Мо осмони ба замин наздиктаринро бо зинати зебои ситорагон, ки дар назар ҳамчун марвориди дурахшон метобанд, ороиш додем.
(7) Ва осмонро аз ҳар як шайтони саркаши нофармон бо ситорагон ҳифз намудем.
(8) Вақте фариштагони сокини осмон бо якдигар дар бораи ваҳйи марбути шаръ ва тақдироти Худо гуфтугӯ мекунанд, Шайтонҳо сухани онҳоро шунида наметавонанд ва аз ҳар ҷониб бо озарахшҳо сӯяшон тир андохта мешавад.
(9) Шайтонҳо бо озарахш барои он сангсор карда мешаванд, ки аз шунидани гуфтугӯи фариштагон дур ва ронда шаванд. Ва онҳоро дар охират азоби сахти абадӣ аст.
(10) Магар он Шайтон, ки аз гуфтугӯи фариштагон як калимаро, ки ҳанӯз он маълумот ба аҳли замин нарасидааст, рабояд, пас озарахши дурахшон он Шайтонро дунбол карда, бисӯзонад. Баъзан Шайтон қабл аз он ки озарахш ӯро сӯзонад, калимаи рабудаашро ба бародаронаш илқо мекунад. Баъдан он сухан ба фолбинон расида, аз назди худ бар он сад дурӯғи дигарро илова месозанд.
(11) Пас эй Муҳаммад, аз кофирони мункири растохез бипурс, ки оё офаридани онҳо сахттар, ҷисмашон қавитар ва аъзои баданашон бузургтар аст ва ё осмонҳову замин ва фариштагони офаридаамон?! Ҳамоно Мо онҳоро[2] аз лойи часпак халқ кардаем. Модом ки онҳо аз як мавҷуди заиф (**лойи часпак**) офарида шудаанд, пас читавр мағрурона растохезро инкор мекунанд?!
(12) Эй Муҳаммад (с), балки ту аз қудрати Худованд ва такзиби мушрикон дар тааҷҷубӣ ва ин мушрикон аз шиддати дурӯғ донистани растохез суханонатро масхара мекунанд.
(13) Ва чун онҳо бо андарзе панд дода шаванд, аз он панд ва фоида намегиранд. Зеро қалбашон сахт шудааст.
(14) Ва замоне ки аз ҷониби Паёмбар (с) мӯъҷизаи нишондиҳандаи ростқавлиашро бинанд, сахт тааҷҷуб ва тамасхур мекунанд.
(15) Ва мегӯянд: "**Он чи Муҳаммад овардааст, ҷодуи равшане беш нест.**
(16) **Пас чун мо бимирем ва ба хоку устухонҳои пӯсида табдил гардем, оё дубора зинда карда мешавем? Ин муҳол аст.**
(17) **Оё падарони гузаштаи мо дубора зинда карда мешаванд?**"
(18) Эй Муҳаммад, дар ҷавобашон бигӯ: "**Оре, шумо баъд аз он ки ба хоку устухонҳои пӯсида табдил мешавед ва инчунин падарони гузаштаатон боз зинда мегардед. Бале, Худо ҳамагии шуморо дар ҳоле ки хору ҳақиред, аз нав зинда месозад.**
(19) **Пас бегумон танҳо як дамидан дар сур** (**дамидани дуюм**) **рух медиҳад, баъд аз он ҳамагӣ ба сӯи даҳшати рӯзи қиёмат назар карда, мунтазир мешаванд, ки Худо нисбаташон чӣ кор мекунад.**"
(20) Ва мушрикони такзибкунандаи растохез мегӯянд: "**Эй вой бар мо! Ин рӯзи муҷозот аст. Имрӯз Аллоҳ (ч) ба бандагон дар бадали аъмолашон ҷазо медиҳад.**"
(21) Ба онҳо гуфта мешавад: "**Ин он рӯзи қазоват байни бандагон аст, ки дар дунё дурӯғаш мешуморидед.**"
(22/23) Он рӯз ба фариштагон фармон дода мешавад: "**Бандагони бо ширк бар хештан ситамкарда ва шахсоне, ки дар ширку такзиб шабеҳи мушриконанд ва маъбудҳои ҷуз Аллоҳ (ч) ибодат кардаи онҳоро ҷамъ созед, пас роҳи дӯзахро барояшон нишон диҳед ва онҳоро ба сӯи он биронед. Зеро қароргоҳи онҳо ҷаҳаннам аст.**
(24) **Ва онҳоро қабл аз воридсозӣ ба ҷаҳаннам барои пурсуҷӯ боз доред. Зеро эшон аз аъмолашон пурсида мешаванд. Баъд аз саволу ҷавоб онҳоро ба сӯи дӯзах биронед.**"

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Парвардигор бо ситорагон осмонро зинат дода, онро аз вуруди Шайтони саркаш нигоҳ доштааст;

2.Гузаштан аз пули сирот ҳақ ва рост аст. Он аз пуле иборат аст, ки бар рӯи дӯзах кашида шудааст. Биҳиштиён аз он ба осонӣ мегузаранд, аммо дӯзахиён лағжида, ба ҷаҳаннам меафтанд.



بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

وَالصَّافَّاتِ صَفًّا (١) فَالزَّاجِرَاتِ زَجْرًا (٢) فَالتَّالِيَاتِ ذِكْرًا (٣) إِنَّ
إِلَٰهَكُمْ لَوَاحِدٌ (٤) رَبُّ السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضِ وَمَا بَيْنَهُمَا وَرَبُّ
الْمَشَارِقِ (٥) إِنَّا زَيَّنَّا السَّمَاءَ الدُّنْيَا بِزِينَةٍ الْكَوَاكِبِ (٦) وَحِفْظًا
مِنْ كُلِّ شَيْطَانٍ مَارِدٍ (٧) لَا يَسَّمَّعُونَ إِلَى الْمَلَإِ الْأَعْلَىٰ وَيُقْذَفُونَ
مِنْ كُلِّ جَانِبٍ (٨) دُحُورًا ۖ وَلَهُمْ عَذَابٌ وَاصِبٌ (٩) إِلَّا مَنْ خَطِفَ
الْخَطْفَةَ فَأَتْبَعَهُ شِهَابٌ ثَاقِبٌ (١٠) فَاسْتَفْتِهِمْ أَهُمْ أَشَدُّ خَلْقًا أَمْ
مَنْ خَلَقْنَا ۚ إِنَّا خَلَقْنَاهُمْ مِنْ طِينٍ لَازِبٍ (١١) بَلْ عَجِبْتَ وَيَسْخَرُونَ
(١٢) وَإِذَا ذُكِّرُوا لَا يَذْكُرُونَ (١٣) وَإِذَا رَأَوْا آيَةً يَسْتَسْخِرُونَ (١٤)
وَقَالُوا إِنْ هَٰذَا إِلَّا سِحْرٌ مُبِينٌ (١٥) أَإِذَا مِتْنَا وَكُنَّا تُرَابًا وَعِظَامًا
أَإِنَّا لَمَبْعُوثُونَ (١٦) أَوَآبَاؤُنَا الْأَوَّلُونَ (١٧) قُلْ نَعَمْ وَأَنْتُمْ دَاخِرُونَ
(١٨) فَإِنَّمَا هِيَ زَجْرَةٌ وَاحِدَةٌ فَإِذَا هُمْ يَنْظُرُونَ (١٩) وَقَالُوا يَا وَيْلَنَا
هَٰذَا يَوْمُ الدِّينِ (٢٠) هَٰذَا يَوْمُ الْفَصْلِ الَّذِي كُنْتُمْ بِهِ تُكَذِّبُونَ (٢١)
نصف الحزب ٤٥ ۞ احْشُرُوا الَّذِينَ ظَلَمُوا وَأَزْوَاجَهُمْ وَمَا كَانُوا يَعْبُدُونَ (٢٢) مِنْ دُونِ
اللَّهِ فَاهْدُوهُمْ إِلَىٰ صِرَاطِ الْجَحِيمِ (٢٣) وَقِفُوهُمْ ۖ إِنَّهُمْ مَسْئُولُونَ (٢٤)



1. Аҳли тафсир мегӯянд, ҷамъ овардани калимаи "**машриқ**" дар ояти карима ба он сабаб аст, ки чун замин курашакл аст, вақте офтоб аз якҷо медурахшад, дар ҷои дигар ғуруб мекунад. Ба ҳамин эътибор, офтоб машриқ ва мағрибҳои зиёд дорад. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, асли инсонҳо Одам (а)-ро (**Мутарҷим**)

مَا لَكُمْ لَا تَنَاصَرُونَ ٢٥ بَلْ هُمُ الْيَوْمَ مُسْتَسْلِمُونَ ٢٦ وَأَقْبَلَ بَعْضُهُمْ
عَلَىٰ بَعْضٍ يَتَسَاءَلُونَ ٢٧ قَالُوا إِنَّكُمْ كُنتُمْ تَأْتُونَنَا عَنِ الْيَمِينِ ٢٨
قَالُوا بَل لَّمْ تَكُونُوا مُؤْمِنِينَ ٢٩ وَمَا كَانَ لَنَا عَلَيْكُم مِّن سُلْطَانٍ
بَلْ كُنتُمْ قَوْمًا طَاغِينَ ٣٠ فَحَقَّ عَلَيْنَا قَوْلُ رَبِّنَا إِنَّا لَذَائِقُونَ ٣١
فَأَغْوَيْنَاكُمْ إِنَّا كُنَّا غَاوِينَ ٣٢ فَإِنَّهُمْ يَوْمَئِذٍ فِي الْعَذَابِ مُشْتَرِكُونَ
٣٣ إِنَّا كَذَٰلِكَ نَفْعَلُ بِالْمُجْرِمِينَ ٣٤ إِنَّهُمْ كَانُوا إِذَا قِيلَ لَهُمْ
لَا إِلَٰهَ إِلَّا اللَّهُ يَسْتَكْبِرُونَ ٣٥ وَيَقُولُونَ أَئِنَّا لَتَارِكُو آلِهَتِنَا
لِشَاعِرٍ مَّجْنُونٍ ٣٦ بَلْ جَاءَ بِالْحَقِّ وَصَدَّقَ الْمُرْسَلِينَ ٣٧ إِنَّكُمْ
لَذَائِقُو الْعَذَابِ الْأَلِيمِ ٣٨ وَمَا تُجْزَوْنَ إِلَّا مَا كُنتُمْ تَعْمَلُونَ
٣٩ إِلَّا عِبَادَ اللَّهِ الْمُخْلَصِينَ ٤٠ أُولَٰئِكَ لَهُمْ رِزْقٌ مَّعْلُومٌ ٤١
فَوَاكِهُ وَهُم مُّكْرَمُونَ ٤٢ فِي جَنَّاتِ النَّعِيمِ ٤٣ عَلَىٰ سُرُرٍ مُّتَقَابِلِينَ
٤٤ يُطَافُ عَلَيْهِم بِكَأْسٍ مِّن مَّعِينٍ ٤٥ بَيْضَاءَ لَذَّةٍ لِّلشَّارِبِينَ
٤٦ لَا فِيهَا غَوْلٌ وَلَا هُمْ عَنْهَا يُنزَفُونَ ٤٧ وَعِندَهُمْ قَاصِرَاتُ
الطَّرْفِ عِينٌ ٤٨ كَأَنَّهُنَّ بَيْضٌ مَّكْنُونٌ ٤٩ فَأَقْبَلَ بَعْضُهُمْ عَلَىٰ
بَعْضٍ يَتَسَاءَلُونَ ٥٠ قَالَ قَائِلٌ مِّنْهُمْ إِنِّي كَانَ لِي قَرِينٌ ٥١



25 Ба мушрикон сарзанишкунон гуфта мешавад: “**Шуморо чӣ шудааст, ки ба якдигар кӯмак намекунед?! Ҳол он ки дар дунё ҳамдигарро кӯмак мерасондед ва даъво мекардед, ки бутҳоятон ба ёриатон меоянд.**”

26 Балки мушрикон рӯзи қиёмат дар баробари фармони илоҳӣ таслимгаштаи ҳақиранд. Онҳо аз сабаби аҷз ва бечорагӣ ба ҳамдигар ёрӣ дода наметавонанд.

27 Ва баъзеашон ба баъзеи дигарашон рӯй оварда, бо ҳам низоъ намуда, як даста як дастаи дигарашонро сарзаниш мекунанд. Дар ҳоле ки сарзаниш дар рӯзи қиёмат барояшон суд намебахшад.

28 Пайравон ба раҳбаронашон мегӯянд: “**Ба дурустӣ ки шумо раҳбарон ба сӯи мо аз ҷониби дину ҳақиқат омада,**[1] **куфру ширку гуноҳро дар назарамон ороиш медодед ва моро аз дини ҳақиқии овардаи фиристодагони Худо мутанаффир месохтед.**”

29 Пешвоён ба пайравонашон мегӯянд: “**Ҳақиқат он гуна нест, ки даъво доред. Балки шумо худ дар дунё бар куфр қарор доштa, мӯъмин набудед.**

30 **Ва мо бар шумо пайравон аз роҳи қудрат ва зӯрӣ тасаллут надоштем, то дар куфру ширку гуноҳ гирифторатон созем. Балки худатон мардуми дар куфру залолат аз ҳад гузашта будед.**

31 **Пас бар мову шумо он ваъдаи Парвардигорамон, ки гуфта буд: “Савганд ёд мекунам, ки дӯзахро аз ту (Шайтон) ва аз тамоми пайравонат пур хоҳам кард”**[2] **таҳаққуқ ёфт. Аз ин рӯ, мо ва шумо он чиро Парвардигорамон ваъда додааст, ногузир чашандаем.**

32 **Пас дар дунё шуморо ба сӯи залолату куфр даъват кардем. Ба дурустӣ ки мо худ низ аз роҳи ҳидоят гумроҳ шуда будем.**”

33 Пас ба дурустӣ ки рӯзи қиёмат пешвоёну пайравон дар уқубат шариканд.

34 Бегумон чунончи Мо азобамонро ба инҳо чашондем, бо дигар гунаҳкорон низ ҳамин корро мекунем.

35 Ҳамоно вақте дар дунё ба ин мушрикон “**Ло илоҳа иллаллоҳ**” гуфта мешуд, то бо талаботи ин калима амал кунанд, аз пазируфтан ва тобеъ гардидан ба тақозои он кибр меварзиданд ва онро худписандона рад мекарданд.

36 Ва барои куфри хеш далел оварда мегуфтанд: “**Оё мо ибодати маъбудҳои худро барои сухани шоири девонае тарк кунем?!**”

Мушрикон бо ин тавсифи таҳқиромез Паёмбар (с)-ро дар назар доштанд.

37 Ҳамоно мушрикон бо ин сухан дурӯғи бузурге бофтаанд. Зеро Паёмбар (с) девона ва маҷнун нест, балки ӯ Қуръонеро овардааст, ки мардумро ба сӯи тавҳид ва ибодат фаро мехонад ва низ паёмбарони собиқро дар он чи аз сӯи Аллоҳ (ч) оиди тавҳид ва охират овардаанд, тасдиқ карда, бо онҳо мухолифат накардааст.

38 Ба дурустӣ, шумо мушрикон ба сабаби куфру такзибатон рӯзи қиёмат азоби дардовареро мечашед.

39 Ва ба шумо мушрикон танҳо ҷазои куфру маъсияти дар дунё содир намудаатон дода мешавад. Мо шуморо аз амалатон бештар ҷазо намедиҳем.

40 Лекин он бандагони боимони Аллоҳ (ч), ки онҳоро хос барои ибодати Худ баргузида ва Ӯро холисона ибодат мекунанд, аз азоби он рӯз дар амонанд.

41 Барои ин бандагон аз назди Худо ризқи дорои сифоти маълум (**покиза, зебо ва абадӣ**) аст.

42 Ба аҳли ҷаннат аз лазизтарин навъи меваҳо рӯзӣ дода мешавад ва онҳо бар замми ин неъматҳо бо баланд гардидани мартабаашон ва шарафёб шудан ба дидори Худо мавриди икром қарор мегиранд.

43 Онҳо дар боғҳои абадии дорои неъматҳои рангоранги фаровон ба лутфу эҳсонҳои зиркшуда ноил мегарданд.

44 Бар тахтҳо рӯбарӯи ҳамдигар такязада мешинанд ва аз дидори якдигар лаззат мебаранд.

45 Гирдогирди онҳо қадаҳҳои пур аз шаробе, ки дар покизагӣ ба чашмаи ҷорӣ шабоҳат дорад, давр дода мешавад.

46 Шароби сафедранг, ки ҳар ки онро нӯшад, лаззат мебарад.

47 Шароби ҷаннат монанди хамри дунё нест. Он мастӣ надорад, ки хирадро тира созад ва нӯшандагонаш дучори сардард намешаванд. Шароби ҷаннат бар хирад ва ҷисми истифодабарандаaш таъсири бад намерасонад.

48 Ва назди аҳли биҳишт занони покдоман мавҷуданд, он занон ҷуз аз шавҳаронашон ба сӯи мардони бегона наменигаранд, чашмони зебои васеъ доранд.

49 Ҳурони ҷаннат ба эътибори сафедии омехта бо зардӣ ба тухми маҳфузи паранда, ки касе ба он даст нарасонидааст, монанд ҳастанд.

50 Пас баъзеи аҳли ҷаннат ба сӯи баъзеи дигарашон рӯй оварда, аз якдигар дар бораи ҳаводиси дунё мепурсанд.

51 Аз байнашон яке мегӯяд: “**Ҳамоно ман дар дунё ҳамнишине доштам, ки растохезро инкор мекард.**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Сабаби ба азоб гирифтор шудани мушрикон ширку гуноҳ аст;

2.Яке аз неъматҳои аҳли ҷаннат он аст, ки онҳо бо ҳам мулоқот ва сӯҳбат мекунанд. Ин корҳо шодиашонро такмил медиҳад.

---

1. Баъзан душманони Ислом барои гумроҳ сохтани атрофиёнашон аз номи дин сухан мекунанд, то суханашон мавриди эътимод қарор гирад ва вонамуд созанд, ки гӯё онҳо хайрхоҳи мардуманд. (**Мутарҷим**)
2. Сод: 87

يَقُولُ أَءِنَّكَ لَمِنَ ٱلْمُصَدِّقِينَ ٥٢ أَءِذَا مِتْنَا وَكُنَّا تُرَابًا وَعِظَٰمًا أَءِنَّا
لَمَدِينُونَ ٥٣ قَالَ هَلْ أَنتُم مُّطَّلِعُونَ ٥٤ فَٱطَّلَعَ فَرَءَاهُ فِى سَوَآءِ
ٱلْجَحِيمِ ٥٥ قَالَ تَٱللَّهِ إِن كِدتَّ لَتُرْدِينِ ٥٦ وَلَوْلَا نِعْمَةُ رَبِّى
لَكُنتُ مِنَ ٱلْمُحْضَرِينَ ٥٧ أَفَمَا نَحْنُ بِمَيِّتِينَ ٥٨ إِلَّا مَوْتَتَنَا
ٱلْأُولَىٰ وَمَا نَحْنُ بِمُعَذَّبِينَ ٥٩ إِنَّ هَٰذَا لَهُوَ ٱلْفَوْزُ ٱلْعَظِيمُ ٦٠
لِمِثْلِ هَٰذَا فَلْيَعْمَلِ ٱلْعَٰمِلُونَ ٦١ أَذَٰلِكَ خَيْرٌ نُّزُلًا أَمْ شَجَرَةُ
ٱلزَّقُّومِ ٦٢ إِنَّا جَعَلْنَٰهَا فِتْنَةً لِّلظَّٰلِمِينَ ٦٣ إِنَّهَا شَجَرَةٌ
تَخْرُجُ فِىٓ أَصْلِ ٱلْجَحِيمِ ٦٤ طَلْعُهَا كَأَنَّهُۥ رُءُوسُ ٱلشَّيَٰطِينِ
٦٥ فَإِنَّهُمْ لَءَاكِلُونَ مِنْهَا فَمَالِـُٔونَ مِنْهَا ٱلْبُطُونَ ٦٦ ثُمَّ إِنَّ لَهُمْ
عَلَيْهَا لَشَوْبًا مِّنْ حَمِيمٍ ٦٧ ثُمَّ إِنَّ مَرْجِعَهُمْ لَإِلَى ٱلْجَحِيمِ ٦٨
إِنَّهُمْ أَلْفَوْا۟ ءَابَآءَهُمْ ضَآلِّينَ ٦٩ فَهُمْ عَلَىٰٓ ءَاثَٰرِهِمْ يُهْرَعُونَ ٧٠
وَلَقَدْ ضَلَّ قَبْلَهُمْ أَكْثَرُ ٱلْأَوَّلِينَ ٧١ وَلَقَدْ أَرْسَلْنَا فِيهِم
مُّنذِرِينَ ٧٢ فَٱنظُرْ كَيْفَ كَانَ عَٰقِبَةُ ٱلْمُنذَرِينَ ٧٣
إِلَّا عِبَادَ ٱللَّهِ ٱلْمُخْلَصِينَ ٧٤ وَلَقَدْ نَادَىٰنَا نُوحٌ فَلَنِعْمَ
ٱلْمُجِيبُونَ ٧٥ وَنَجَّيْنَٰهُ وَأَهْلَهُۥ مِنَ ٱلْكَرْبِ ٱلْعَظِيمِ ٧٦



52 **Ӯ бо инкор ва тамасхур ба ман мегуфт: “Дӯстам, оё ту аз он касоне ҳастӣ, ки зиндашавии мурдагонро тасдиқ мекунанд?!**

53 **Оё замоне ки бимирем ва ба хоку устухонҳои пӯсида табдил шавем, оё дубора зинда гардонида шуда, барои аъмоли дар дунё анҷом додаамон ҷазо дода мешавем?”**

54 Он марди мӯъмин ба дӯстони ҷаннатии хештан мегӯяд: “**Оё бо ман ба дӯзах назар намекунед, то бинем, ки оқибати ҳамнишини мункири растохезам бо чӣ анҷомида бошад?**”

55 Баъдан он марди аҳли ҷаннат ба дӯзах назар меандозад, пас он ҳамнишини мункири растохезашро дар васати ҷаҳаннам мебинад.

56 Ӯ ба ҳамнишини дӯзахиаш мегӯяд: “**Эй ҳамнишинам, қасам ба Аллоҳ (ч), қариб буд, ки маро бо даъватат ба куфр ва инкори растохез дохили дӯзах намуда, ба ҳалокат мерасондӣ.**

57 **Ва агар Парвардигорам бо ҳидоят ва тавфиқ нисбат ба ман лутф намекард, бегумон монанди ту аз он касоне мегаштам, ки ба сӯи азоб ҳозир кунонида мешаванд.**”

Чун он шахси ҷаннатӣ сухани худро бо рафиқи дӯзахиаш ба поён мерасонад, ба дӯстони аҳли биҳишташ хитоб карда мегӯяд:

58 **“Мо аҳли ҷаннат минбаъд намемирем,-**

59 **ба ғайр аз марги нахустинамон, ки дар дунё онро чашида будем. Аммо дар ҷаннат зиндаву ҷовид мемонем. Ва мо азоб дода намешавем, он гуна ки кофирон гирифтори азоб мегарданд.**

60 **Ҳамоно ин подоши барои мо рӯзӣ намудаи Парвардигор, ки аз духули ҷаннт, ҷовид мондан дар он ва наҷот ёфтан аз дӯзах иборат аст, комёбӣ ва зафармандии беназир аст.**”

61 Бояд амалкунандагон барои ба даст овардани ин гуна подоши азим амал кунанд. Зеро тиҷорати бидуни хасорат ҳамин аст.

62 Оё ин неъмати дар ҷаннат барои мухлисон омодасохтаи Худо ҷойгоҳу кароматӣ беҳтар ва фазилати бештар дорад ё он дарахти ба номи “**Заққум**”-и дар Қуръон нафриншуда, ки таоми кофирон буда, гуруснагиро бартараф намесозад?!

63 Бешак, Мо дарахти “**Заққум**”-ро барои бандагоне, ки бо куфру маъсият бар худ ситам кардаанд, воситаи озмоиш[1] қарор дода будем.

Вақте ки Паёмбар (с) ба мушрикон дар бораи мавҷудияти он дар дӯзах хабар доданд, онҳо бо радду масхара гуфтанд: “**Оташ дарахтро месӯзонад. Имкон надорад, ки дар дохили оташ дарахт бирӯяд.**”

64 Бешак, дарахти “**Заққум**” дар ҷои палид, яъне дар қаъри дӯзах мерӯяд.

65 Меваи он зиштнамо буда, ба каллаҳои Шайтонҳо монанд аст.[2] Ин ба маънои он аст, ки самарааш таъми ниҳоят бад дорад.

66 Пас ба дурустӣ ки кофирон аз меваи талху зишти он мехӯранд ва аз он шикамҳои холии худро пур мекунанд.

67 Яқинан кофиронро баъди хӯрдани меваи дарахти “**Заққум**” нӯшобаи бо хуну зардоб олудаи бағоят гарм аст.

68 Сипас бегумон баъд аз ин бозгашташон ба сӯи азоби дӯзах аст. Онҳо аз як азоб ба азоби дигар интиқол дода мешаванд.

69 Ҳамоно ин кофирон падаронашонро аз роҳи ҳидоят гумроҳ пайдо карда, кӯр-кӯрона ба онҳо тақлид намуда буданд.

70 Пас онҳо аз пайи падаронашон шитобон[3] пайравӣ мекунанд.

71 Ва бешак, қабл аз қавми золими ту аксари гузаштагон гумроҳ шудаанд. Пас эй Паёмбар, қавми ту нахустин уммати гумроҳ нестанд.

72 Ва ба дурустӣ, Мо дар байни он умматҳои гузашта паёмбарони зиёд фиристодем, ки эшонро аз азоби илоҳӣ бим медоданд, вале онҳо ба суханони фиристодагон гӯш накарданд ва кофир шуданд.

73 Пас эй Паёмбар, нигоҳ бикун, ки фарҷоми қавмҳои аз ҷониби паёмбаронашон бимдодашудаи саркаш бо чӣ анҷомид. Онҳо оқибат ба сабаби куфр варзидан ва паёмбарони Худоро ба дурӯғгӯӣ нисбат доданашон дӯзахӣ шуданд,-

74 магар бандагони баргузидаи Аллоҳ (ч), ки аз уқубат эминанд.

75 Ва бешак, вақте ки қавми Нӯҳ (р) ӯро такзиб карданд, вай дар ҳаққашон дуои бад карда, Моро ба фарёд хонд. Пас Мо ба фарёдаш чӣ посухдиҳандаи хуб будем. Зеро дуои ӯро бар қавмаш зуд пазируфтем.

76 Ва Нӯҳ (а)-ро бо аҳли байт ва мӯъминони ҳамраҳаш аз озори қавмаш ва тӯфони азими бар кофирон фиристодаамон солим нигоҳ доштем.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ба даст овардани неъмати ҷаннат бузургтарин комёбӣ аст. Бояд бандагон барои ноил гаштан ба он талош намоянд;

2.Аҳли ҷаҳаннам аз дарахти “**Заққум**”-и дорои меваи бадбӯй ва бадмаззаи душворхӯр, ки ҳангоми фурӯ бурдан озор медиҳад, истеъмол мекунанд;

3.Худо дуои Нӯҳ (а)-ро оиди ҳалоксозии қавмаш пазируфт. Зеро Ӯ Зотест, ки дуои бандагонашро мепазирад.

1. Калимаи “**Фитна**” дар ояти карима бинобар назари баъзеи муфассирон ба маънои “**Озмоиш**” аст. Аммо як иддаи дигари аҳли тафсир онро ба маънои “**Ранҷу азоб**” дар охират шарҳ додаанд. (**Мутарҷим**)

2. Самараи дарахти “**Заққум**” дар оят ба “**каллаи Шайтон**” ташбеҳ шудааст, то ниҳояти зиштии онро ифода кунад. Зеро Шайтон дар табиати мардум зишт аст. Мардум Шайтонро шарри маҳз меҳисобанд. Агар чизеро, ки дорои сурати зишт аст, тавсиф кардан хоҳанд, “**Шайтонсурат**” мегӯянд. Инчунин агар рассомон сурати Шайтонро бикашанд, онро дар зишттарин шакл тасвир мекунанд. (**Мутарҷим**)

3. Яъне, бидуни тафаккур (**Мутарҷим**)

وَجَعَلْنَا ذُرِّيَّتَهُۥ هُمُ ٱلْبَاقِينَ ٧٧ وَتَرَكْنَا عَلَيْهِ فِى ٱلْـَٔاخِرِينَ ٧٨ سَلَـٰمٌ
عَلَىٰ نُوحٍ فِى ٱلْعَـٰلَمِينَ ٧٩ إِنَّا كَذَٰلِكَ نَجْزِى ٱلْمُحْسِنِينَ ٨٠ إِنَّهُۥ
مِنْ عِبَادِنَا ٱلْمُؤْمِنِينَ ٨١ ثُمَّ أَغْرَقْنَا ٱلْـَٔاخَرِينَ ٨٢ ۞ وَإِنَّ مِن
شِيعَتِهِۦ لَإِبْرَٰهِيمَ ٨٣ إِذْ جَآءَ رَبَّهُۥ بِقَلْبٍ سَلِيمٍ ٨٤ إِذْ قَالَ
لِأَبِيهِ وَقَوْمِهِۦ مَاذَا تَعْبُدُونَ ٨٥ أَئِفْكًا ءَالِهَةً دُونَ ٱللَّهِ تُرِيدُونَ
٨٦ فَمَا ظَنُّكُم بِرَبِّ ٱلْعَـٰلَمِينَ ٨٧ فَنَظَرَ نَظْرَةً فِى ٱلنُّجُومِ ٨٨
فَقَالَ إِنِّى سَقِيمٌ ٨٩ فَتَوَلَّوْا۟ عَنْهُ مُدْبِرِينَ ٩٠ فَرَاغَ إِلَىٰٓ ءَالِهَتِهِمْ
فَقَالَ أَلَا تَأْكُلُونَ ٩١ مَا لَكُمْ لَا تَنطِقُونَ ٩٢ فَرَاغَ عَلَيْهِمْ ضَرْبًۢا
بِٱلْيَمِينِ ٩٣ فَأَقْبَلُوٓا۟ إِلَيْهِ يَزِفُّونَ ٩٤ قَالَ أَتَعْبُدُونَ مَا تَنْحِتُونَ
٩٥ وَٱللَّهُ خَلَقَكُمْ وَمَا تَعْمَلُونَ ٩٦ قَالُوا۟ ٱبْنُوا۟ لَهُۥ بُنْيَـٰنًا فَأَلْقُوهُ
فِى ٱلْجَحِيمِ ٩٧ فَأَرَادُوا۟ بِهِۦ كَيْدًا فَجَعَلْنَـٰهُمُ ٱلْأَسْفَلِينَ ٩٨
وَقَالَ إِنِّى ذَاهِبٌ إِلَىٰ رَبِّى سَيَهْدِينِ ٩٩ رَبِّ هَبْ لِى مِنَ ٱلصَّـٰلِحِينَ
١٠٠ فَبَشَّرْنَـٰهُ بِغُلَـٰمٍ حَلِيمٍ ١٠١ فَلَمَّا بَلَغَ مَعَهُ ٱلسَّعْىَ قَالَ يَـٰبُنَىَّ
إِنِّىٓ أَرَىٰ فِى ٱلْمَنَامِ أَنِّىٓ أَذْبَحُكَ فَٱنظُرْ مَاذَا تَرَىٰ ۚ قَالَ يَـٰٓأَبَتِ
ٱفْعَلْ مَا تُؤْمَرُ ۖ سَتَجِدُنِىٓ إِن شَآءَ ٱللَّهُ مِنَ ٱلصَّـٰبِرِينَ ١٠٢

الحزب ٤٥



(77) Ва танҳо хонадони Нӯҳ (а) ва мӯъминони пайравашро наҷот додем ва қавми кофирашро дар тӯфон ғарқ сохтем.[1]
(78) Ва барои Нӯҳ (а) дар миёни умматҳои оянда номи нек боқӣ гузоштем. Наслҳои минбаъда ӯро ба некӣ ёд мекунанд.
(79) Дуруд бар Нӯҳ (а) дар миёни миллатҳои оянда. Касе ӯро бо зиштӣ ёд намекунад, балки номи некаш дар ҷаҳон боқӣ мемонад.
(80) Ҳамоно Мо он гуна ки Нӯҳ (а)-ро подош додем, бандагони бо иҷрои ибодат ва итоат некӯкорро низ ҳамин гуна подош медиҳем.
(81) Бешак, Нӯҳ (а) аз бандагони мӯъмини фармонбардори Мо буд.
(82) Сипас қавми боқимондаи беимонашро ба воситаи тӯфон ғарқ сохтем. Ҳеҷ касе аз онҳо боқӣ намонд.
(83) Ва ҳамоно Иброҳим (а) аз ҳамкешони Нӯҳ (а) буд. Дини он ду дар даъвати мардум ба яктопарастӣ аз якдигар фарқ намекард.
(84) Эй бандаи ҳушманд, он замонеро, ки Иброҳим (а) бо қалби аз ширк солиму хайрхоҳи халоиқ ба Парвардигораш рӯ овард, ёд кун, то аз саргузашташ ибрат бигирӣ.
(85) Он гоҳ, ки Иброҳим (а) ба падараш ва қавмаш сарзанишкунон гуфт: "**Ғайр аз Аллоҳ (ч) чиро мепарастед?!**
(86) **Оё мехоҳед ба ҷои Аллоҳ (ч) маъбудҳои дурӯғинро ибодат кунед?!**
(87) **Эй мардум, дар ҳаққи Парвардигори ҷаҳониён чӣ гумон доред?! Вақте ки бо Худои ягона дар ҳолате мулоқот мекунед, ки дигар мавҷудотро ибодат кардаед, ба андешаатон Ӯ нисбат ба шумо чӣ кор мекунад?!**"
(88) Пас Иброҳим (а) ба ситорагон назаре андохт. Вай барои он ки ҳамроҳи қавми мушрикаш ба идгоҳ наравад, ҳила кард.
(89) Баъдан баҳона пеш оварда гуфт: "**Бешак, ман беморам.**"
(90) Баъд аз ин қавмаш ӯро гузошта, худашон ба идгоҳ рафтанд.
(91) Пас Иброҳим (а) ба сӯи маъбудҳои қавми хештан майл намуда, бо тамасхур гуфт: "**Оё аз таоми бароятон омодасохтаи мушрикон намехӯред?!**
(92) **Шуморо чӣ шудааст, ки гап намезанед ва ба савол ҷавоб намедиҳед?! Магар чунин мавҷуди лол лоиқи ибодат аст?!**"
(93) Пас Иброҳим (а) бар бутҳо майл карда, бо дасти росташ чунон онҳоро зарбаҳои мустаҳкам зад, ки пора-пора шуданд.
(94) Бутпарастон баъд аз ин рухдод шитобон назди Иброҳим (а) омаданд.
(95) Иброҳим (а) устуворона зиддашон муқобилият нишон дода, бо сарзаниш гуфт: "**Оё ғайр аз Аллоҳи Ягона бутҳоеро мепарастед, ки худи шумо онҳоро бо дастонатон метарошед?!**
(96) **Ва Аллоҳ (ч) шумо ва аъмолатонро офаридааст. Аз ҷумлаи корҳоятон ҳамин бутпарастии шумост. Аз ин рӯ, танҳо Аллоҳ (ч) арзандаи ибодат аст.**"
(97) Вақте бутпарастон аз он ки бо ҳуҷҷат Иброҳим (а)-ро мағлуб созанд, нотавон монданд, бо ҳам машварат карданд. Баъд аз машварат гуфтанд: "**Барои Иброҳим сохтмоне бисозед. Онро аз ҳезум пур карда, оташ афрӯзед ва ӯро дар он оташ биафканед.**"
(98) Пас қавми Иброҳим (а) дар ҳаққаш қасди бад карданд. Хостанд Иброҳим (а)-ро кушта, аз вай халос шаванд. Пас Мо онҳоро зиёндида гардонидем. Зеро оташи афрӯхтаашонро сард ва боиси эмин мондани Иброҳим (а) қарор додем.
(99) Ва Иброҳим (а) гуфт: "**Ба дурустӣ, ман сарзамини қавмамро тарк карда, ҳиҷрат мекунам, то барои ибодати Парвардигорам ҷои муносиберо биёбам. Бешак, Ӯ маро ба некии дунё ва охират раҳнамоӣ хоҳад кард.**
(100) **Эй Парвардигорам, бароям фарзанди солеҳ рӯзӣ намо, то дар ин диёри ғурбат маро ёрӣ дода, ба ҷои қавмам қарор гирад.**"
(101) Пас Мо дуои Иброҳим (а)-ро пазируфтем ва ӯро ба вилодати фарзанде, ки ба воя расида, бурдбор бошад, мужда додем. Он фарзанд Исмоил (а) буд.
(102) Баъдан чун Исмоил (а) ба дунё омада, навҷавон гардид ва ба синне расид, ки метавонист бо падараш кор кунад, падараш Иброҳим (а) хоб дид. Хоби фиристодагони Худо як навъ ваҳй ба ҳисоб меравад. Иброҳим (а) ба писараш Исмоил (а) оиди мухтавои хобаш қисса карда гуфт: "**Эй Писарам, ба дурустӣ ки ман дар хоб дидам, ки туро забҳ мекунам. Пас бинигар, ки дар ин бобат чӣ андеша дорӣ.**" Исмоил (а) ба падараш Иброҳим (а) гуфт: "**Эй Падарам, он чи Худо ба ту дар мавриди забҳи ман амр кардааст, иҷро кун. Агар Аллоҳ (ч) хоҳад, ҳатман маро дар баробари ҳукмаш аз бандагони босабри хушнуд меёбӣ.**"

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Наҷот додани Нӯҳ (а) бо мӯъминони пайраваш, миллатҳои рӯи заминро аз наслаш падид овардан ва то қиёмат номи некашро боқӣ гузоштан аз намунаҳои лутфу эҳсони Худо нисбат ба ӯст;

2.Холиқи афъоли бандагон Худо буда, бандагон онро бо ихтиёри хеш иҷро мекунанд;

3.Мутобиқ ба далолат ва тартиби оятҳо фарзанди Иброҳим (а), ки дар хоб ӯро забҳ мекард, Ислмоил (а) аст. Чунки Исмоил (а) нахустин фарзанде буд, ки Худо вилодати ӯро ба Иброҳим (а) мужда дод. Аммо башорати вилодати Исҳоқ (а) баъди Исмоил (а) сурат гирифтааст;

4.Ин сухани Исмоил (а): "**Агар Аллоҳ хоҳад, ҳатман маро дар баробари ҳукмаш аз бандагони босабри хушнуд меёбӣ**" боиси он гардид, ки Худо барояш тавфиқи сабрро рӯзӣ созад. Зеро вай бо ин суханаш ҳамаи кори худро ба Худо ҳавола кард.

1. Баъзе аз муфассирон бар ин назаранд, ки Худо бо омадани тӯфон кофиронро ҳалок сохт. Вақте Нӯҳ (а) бо аҳли байташ ва мӯъминони пайраваш ба хушкӣ солим расиданд, ҷуз Нӯҳ (а) ва хонадонаш ҳамаи мӯъминон вафот карданд. Танҳо насли Нӯҳ (а) боқӣ монд. Бинобар ин, тамоми инсонҳо аз насли **Ҳом**, **Сом** ва **Ёфиси** фарзандони Нӯҳ (а) ҳастанд. (**Мутарҷим**)

فَلَمَّآ أَسۡلَمَا وَتَلَّهُۥ لِلۡجَبِينِ ١٠٣ وَنَٰدَيۡنَٰهُ أَن يَٰٓإِبۡرَٰهِيمُ ١٠٤
قَدۡ صَدَّقۡتَ ٱلرُّءۡيَآۚ إِنَّا كَذَٰلِكَ نَجۡزِي ٱلۡمُحۡسِنِينَ ١٠٥ إِنَّ
هَٰذَا لَهُوَ ٱلۡبَلَٰٓؤُاْ ٱلۡمُبِينُ ١٠٦ وَفَدَيۡنَٰهُ بِذِبۡحٍ عَظِيمٖ ١٠٧ وَتَرَكۡنَا
عَلَيۡهِ فِي ٱلۡأٓخِرِينَ ١٠٨ سَلَٰمٌ عَلَىٰٓ إِبۡرَٰهِيمَ ١٠٩ كَذَٰلِكَ نَجۡزِي
ٱلۡمُحۡسِنِينَ ١١٠ إِنَّهُۥ مِنۡ عِبَادِنَا ٱلۡمُؤۡمِنِينَ ١١١ وَبَشَّرۡنَٰهُ
بِإِسۡحَٰقَ نَبِيّٗا مِّنَ ٱلصَّٰلِحِينَ ١١٢ وَبَٰرَكۡنَا عَلَيۡهِ وَعَلَىٰٓ إِسۡحَٰقَۚ
وَمِن ذُرِّيَّتِهِمَا مُحۡسِنٞ وَظَالِمٞ لِّنَفۡسِهِۦ مُبِينٞ ١١٣ وَلَقَدۡ مَنَنَّا
عَلَىٰ مُوسَىٰ وَهَٰرُونَ ١١٤ وَنَجَّيۡنَٰهُمَا وَقَوۡمَهُمَا مِنَ ٱلۡكَرۡبِ
ٱلۡعَظِيمِ ١١٥ وَنَصَرۡنَٰهُمۡ فَكَانُواْ هُمُ ٱلۡغَٰلِبِينَ ١١٦ وَءَاتَيۡنَٰهُمَا
ٱلۡكِتَٰبَ ٱلۡمُسۡتَبِينَ ١١٧ وَهَدَيۡنَٰهُمَا ٱلصِّرَٰطَ ٱلۡمُسۡتَقِيمَ
١١٨ وَتَرَكۡنَا عَلَيۡهِمَا فِي ٱلۡأٓخِرِينَ ١١٩ سَلَٰمٌ عَلَىٰ مُوسَىٰ
وَهَٰرُونَ ١٢٠ إِنَّا كَذَٰلِكَ نَجۡزِي ٱلۡمُحۡسِنِينَ ١٢١ إِنَّهُمَا
مِنۡ عِبَادِنَا ٱلۡمُؤۡمِنِينَ ١٢٢ وَإِنَّ إِلۡيَاسَ لَمِنَ ٱلۡمُرۡسَلِينَ ١٢٣
إِذۡ قَالَ لِقَوۡمِهِۦٓ أَلَا تَتَّقُونَ ١٢٤ أَتَدۡعُونَ بَعۡلٗا وَتَذَرُونَ أَحۡسَنَ
ٱلۡخَٰلِقِينَ ١٢٥ ٱللَّهَ رَبَّكُمۡ وَرَبَّ ءَابَآئِكُمُ ٱلۡأَوَّلِينَ ١٢٦



(103) Пас чун падару писар таслим ва мутеи амри илоҳӣ шуданд ва Иброҳим (а) писараш Исмоил (а)-ро ба тарафи пешониаш ба замин гузошт, то фармони забҳро иҷро кунад.

(104) Ва Мо Иброҳим (а)-ро дар ҳоле ки ба анҷоми супориши забҳи писараш Исмоил (а) азми қотеъ дошт, ба ин маъно нидо кардем, ки “**Эй Иброҳим (а),-**

(105) **ба дурустӣ ки ту бо азми қатъӣ бар забҳи писарат хоби дидаи худро таҳаққуқ бахшидӣ. Ҳамоно Мо он гуна ки ба ту бо раҳониданат аз ин озмоиши сахт подош додем, ба бандагони некӯкор низ ҳамин гуна подош медиҳем ва онҳоро аз имтиҳону сахтиҳо берун месозем.**”

(106) Бешак, ин озмоиши ошкор буд. Иброҳим (а) аз он бо комёбӣ ва сарбаландӣ берун омад.

(107) Ва барои забҳ дар бадали Исмоил (а) қӯчқори бузургҷуссаеро додем.

(108) Ва барои Иброҳим (а) дар миёни миллатҳои оянда номи нек боқӣ гузоштем.

(109) Дуруди Худо бар Иброҳим (а) аз ҳама гуна нохушиҳо.

(110) Он гуна ки Мо ба Иброҳим (а) дар ивази ибодатҳояш подош додем, ба бандагони некӯкор низ ҳамин гуна подош медиҳем.

(111) Ҳамоно Иброҳим (а) аз бандагони мӯъмини дар иҷрои ибодат вафодори Мо буд.

(112) Ва Мо ӯро ба виллодати писари дигаре бо номи Исҳоқ, ки баъд аз ба воя расидан паёмбар ва бандаи солеҳ мегардад, мужда додем. Ин мукофоти фармонбардории Иброҳим (а) дар қотеона азм намуданаш бар амалӣ гардонидани амри забҳи ягона фарзандаш буд.

(113) Ва Мо бар Иброҳим (а) ва писараш Исҳоқ (а) аз назди Хеш баракат фуруд овардем. Неъмати Худро бар онҳо фаровон сохтем. Аз ҷумла наслашонро зиёд гардонидем. Ва аз насли он ду баъзеашон бо анҷоми ибодат некӯкор ва баъзеашон бо содир намудани куфру гуноҳ бар ҷони хештан ситамгари ошкор буданд.

(114) Ва ба дурустӣ ки Мо бар Мӯсо ва бародараш Ҳорун бо додани мақоми нубувват эҳсон намудем.

(115) Ва Мӯсову Ҳорун ва қавмашон Бани Исроилро аз ғуломони Фиръавн гаштан ва дар дарёи Нил ғарқ шудан солим нигоҳ доштем.

(116) Ва онҳоро алайҳи Фиръавн ва сипоҳиёнаш нусрат додем. Пас бегумон онҳо бар душманонашон ғолиб омаданд.

(117) Ва ба Мӯсову Ҳорун аз сӯи Худ Китоби Равшан додем. Мурод аз Китоби мазкур Таврот аст.

(118) Ва Мӯсо ва Ҳорунро ба роҳи рост раҳнамоӣ намудем. Мақсад аз роҳи рост Ислом аст, ки пайравонашро ба ризои илоҳӣ мерасонад.

(119) Ва барои он ду дар миёни миллатҳои оянда номи нек боқӣ гузоштем.

(120) Дуруди Худо бар Мӯсо ва бародараш Ҳорун. Он ду бо дуруди Парвардигор аз ҳама гуна нохушӣ дар амонанд.

(121) Он гуна ки Мо ба Мӯсо ва Ҳорун ин подоши некро додем, ба бандагони некӯкор низ ҳамин гуна подош медиҳем.

(122) Бегумон Мӯсо ва бародараш Ҳорун аз бандагони мӯъмини бо шариат амалкунандаи Мо буданд.

(123) Ва ҳамоно Илёс аз фиристодагони Худо буд. Парвардигор бо додани мақоми рисолат ва нубувват бар вай эҳсон намуд.

(124) Ба ёд биёр замонеро, ки ӯ ба қавмаш Бани Исроил гуфт: “**Эй қавми ман, оё бо иҷрои амрҳои илоҳӣ, аз ҷумла тавҳид ва дурӣ аз наҳйҳояш, аз ҷумла ширк овардан парҳезкорӣ намекунед?!**

(125) **Оё ҷуз Худо маъбудатон Баълро[1] мепарастед ва ибодати Аллоҳи Беҳтарини офаридгоронро[2] канор мегузоред?!**

(126) **Оё ибодати Худои Парвардигори шумо ва Парвардигори падарони гузаштаатонро тарк мекунед?! Танҳо Ӯ сазовори ибодат аст. Ҳеҷ чиз ҷуз Ӯ лоиқи ибодат нест.**”

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ин сухани Худо, ки: “**Пас, чун падару писар таслим ва мутеи амри илоҳӣ шуданд...**” нишондиҳандаи он аст, ки Иброҳим (а) ва Исмоил (а) комилан таслими Парвардигор гашта буданд;

2.Яке аз мақсадҳои асосии Ислом озодсозии бандагон аз ғуломии инсонҳо аст;

3.Баъд аз хеш боқӣ мондани номи нек аз неъматҳои Парвардигор бар банда аст.

1. **Баъл** номи бутест, ки қавми Илёс (а) онро мепарастиданд. (**Мутарҷим**)
2. Дар шакли ҷамъ омадани калимаи “**офаридгорон**” ду эҳтимол дорад. **а)** Калимаи “**халқ**” дар ояти карима ба маънои “**андозагирӣ**” аст, **б)** Ба эътибори эътиқоди мушрикон аст, ки бутҳои худро холиқ меҳисобиданд. (**Мутарҷим**)

فَكَذَّبُوهُ فَإِنَّهُمْ لَمُحْضَرُونَ ﴿١٢٧﴾ إِلَّا عِبَادَ اللَّهِ الْمُخْلَصِينَ ﴿١٢٨﴾
وَتَرَكْنَا عَلَيْهِ فِي الْآخِرِينَ ﴿١٢٩﴾ سَلَامٌ عَلَىٰ إِلْ يَاسِينَ ﴿١٣٠﴾ إِنَّا
كَذَٰلِكَ نَجْزِي الْمُحْسِنِينَ ﴿١٣١﴾ إِنَّهُ مِنْ عِبَادِنَا الْمُؤْمِنِينَ
﴿١٣٢﴾ وَإِنَّ لُوطًا لَمِنَ الْمُرْسَلِينَ ﴿١٣٣﴾ إِذْ نَجَّيْنَاهُ وَأَهْلَهُ أَجْمَعِينَ
﴿١٣٤﴾ إِلَّا عَجُوزًا فِي الْغَابِرِينَ ﴿١٣٥﴾ ثُمَّ دَمَّرْنَا الْآخَرِينَ ﴿١٣٦﴾ وَإِنَّكُمْ
لَتَمُرُّونَ عَلَيْهِمْ مُصْبِحِينَ ﴿١٣٧﴾ وَبِاللَّيْلِ ۗ أَفَلَا تَعْقِلُونَ ﴿١٣٨﴾ وَإِنَّ
يُونُسَ لَمِنَ الْمُرْسَلِينَ ﴿١٣٩﴾ إِذْ أَبَقَ إِلَى الْفُلْكِ الْمَشْحُونِ ﴿١٤٠﴾
فَسَاهَمَ فَكَانَ مِنَ الْمُدْحَضِينَ ﴿١٤١﴾ فَالْتَقَمَهُ الْحُوتُ وَهُوَ مُلِيمٌ
﴿١٤٢﴾ فَلَوْلَا أَنَّهُ كَانَ مِنَ الْمُسَبِّحِينَ ﴿١٤٣﴾ لَلَبِثَ فِي بَطْنِهِ إِلَىٰ يَوْمِ
يُبْعَثُونَ ﴿١٤٤﴾ ۞ فَنَبَذْنَاهُ بِالْعَرَاءِ وَهُوَ سَقِيمٌ ﴿١٤٥﴾ وَأَنْبَتْنَا الحزب ٤٦
عَلَيْهِ شَجَرَةً مِنْ يَقْطِينٍ ﴿١٤٦﴾ وَأَرْسَلْنَاهُ إِلَىٰ مِائَةِ أَلْفٍ أَوْ
يَزِيدُونَ ﴿١٤٧﴾ فَآمَنُوا فَمَتَّعْنَاهُمْ إِلَىٰ حِينٍ ﴿١٤٨﴾ فَاسْتَفْتِهِمْ
أَلِرَبِّكَ الْبَنَاتُ وَلَهُمُ الْبَنُونَ ﴿١٤٩﴾ أَمْ خَلَقْنَا الْمَلَائِكَةَ إِنَاثًا
وَهُمْ شَاهِدُونَ ﴿١٥٠﴾ أَلَا إِنَّهُمْ مِنْ إِفْكِهِمْ لَيَقُولُونَ ﴿١٥١﴾ وَلَدَ
اللَّهُ وَإِنَّهُمْ لَكَاذِبُونَ ﴿١٥٢﴾ أَصْطَفَى الْبَنَاتِ عَلَى الْبَنِينَ ﴿١٥٣﴾



(127) Пас қавмаш ӯро ба дурӯғгӯӣ нисбат доданд. Бинобар ин, онҳо дар азоби дӯзах ҳозир кунонида мешаванд.
(128) Магар он бандагони баргузидаи Аллоҳ (ч) аз қавми Илёс, ки имон оварда, дар ибодат боихлос буданд. Инҳо аз азоб дар амонанд.
(129) Ва барои Илёс (а) дар миёни миллатҳои оянда номи нек боқӣ гузоштем.
(130) Дуруд Худо бар Илёс аз ҳама гуна нохушиҳо.
(131) Ба дурустӣ, Мо он гуна ки ба Илёс (а) ин подоши некро ато намудем, ба бандагони мӯъмини некӯкорамон низ ҳамин гуна подош медиҳем.
(132) Ҳамоно Илёс (а) аз бандагони мӯъмини дар имонаш содиқи Мо буд.
(133) Ва бегумон Лут (а) аз паёмбарон буда, қавми кофирашро аз азоби дӯзах бим дода, мӯъминонашонро ба ҷаннат мужда медод.
(134) Эй бандаи ҳушманд, ба ёд биёр он замонеро, ки Мо Лут (а) ва тамоми хонадонашро аз азоб солим нигоҳ доштем,-
(135) ба ҷуз ҳамсараш, ки азоби бар қавми Лут (а) нозилшуда ӯро низ фаро гирифт. Зеро ҳамсараш монанди он қавм кофир буд.
(136) Сипас қавми боқимондаи ӯро, ки такзибаш намуданд, ҳалок сохтем.
(137) Ва бешак, шумо аҳли Макка ҳангоми сафари хеш ба сӯи Шом рӯзона[1] аз назди масканҳояшон мегузаред.
(138) Ва инчунин шабона аз онҷо мегузаред. Оё андеша намекунед ва панд намегиред, ки оқибати куфру такзибу амали зишти бачабозии онҳо бо чӣ анҷомид?!
(139) Ва бегумон бандаи Мо Юнус (а) аз фиристодагони Худо буда, кофирони қавмашро аз уқубати дӯзах бим дода, мӯъминонашонро ба ҷаннат мужда медод.
(140) Замоне бидуни иҷозати Парвардигор аз назди қавмаш фирор карда, ба киштии аз саворагон ва матоъ пур савор шуд.
(141) Пас киштӣ аз сабаби пур будан қариб ғарқ мегашт. Бинобар ин, аҳли киштӣ бо шумули Юнус (а) байни худ қуръакашӣ карданд, то баъзеро ба дарё афканда, бори онро сабук созанд. Зеро метарсиданд, ки киштӣ ғарқ гашта, ҳамаашон ҳалок мешаванд. Пас Юнус (а) дар қуръакашӣ аз мағлубшудагон гардид. Мардуми киштӣ ӯро ба дарё афканданд.
(142) Пас вақте ки аҳли киштӣ ӯро ба дарё афканданд, наҳанг ӯро гирифт ва фурӯ бурд ва ҳол он ки Юнус (а) ба сабаби кори кардааш шоистаи маломат буд. Зеро вай бидуни иҷозати Худо аз назди қавмаш фирор намуд.
(143) Пас агар Юнус (а) қабл аз рух додани ин ҳодиса аз бандагони зиёд зикркунандаи Худо намебуд ва дар батни моҳӣ тасбеҳ намегуфт,-
(144) бегумон дар батни наҳанг то он рӯзе, ки бандагон барангехта мешаванд, меистод. Шиками наҳанг қабраш мегашт.
(145) Пас Мо ӯро аз батни моҳӣ дар сарзамини аз дарахту иморат холӣ афкандем, дар ҳоле баданаш аз сабаби муддати дароз дар батни наҳанг истодан нотавон гашта буд.
(146) Ва Мо дар он сарзамини беиморат ва бегиёҳ бар болои сари Юнус (а) дарахте аз каду рӯёнидем, то аз он бихӯрад ва аз гармӣ зери сояаш паноҳ барад.
(147) Ва Мо ӯро ба сӯи қавмаш, ки сад ҳазор, балки бештар аз сад ҳазор буданд, фиристодем.
(148) Пас онҳо ба Юнус (а) имон оварданд. Пас Мо қавми ӯро то фаро расидани мӯҳлати муайян аз зиндагонии дунё баҳраманд сохтем.
(149) Пас эй Муҳаммад, аз мушрикон бо мақсади инкор бипурс: **“Оё духтаронро, ки дӯсташон намедоред, ба Парвардигоратон ва писаронро, ки дӯсташон медоред, ба худатон ихтисос медиҳед?! Ин чӣ гуна тақсимот аст?!”**
(150) Читавр мушрикон даъво мекунанд, ки фариштагон аз ҷинси мода ҳастанд ва ҳол он ки онҳо ҳангоми офаридани фариштагон ҳозир ва шоҳид набуданд?!
(151) Огоҳ бошед! Ба дурустӣ ки мушрикону кофирон аз шиддати дар ҳаққи Худо дурӯғ бофтанашон мегӯянд,-
(152) **“Аллоҳ (ч) фарзанд зодааст. Ва шак нест, ки онҳо дар ин даъвои худ дурӯғгӯй ҳастанд.”**
(153) Оё Аллоҳ (ч) духтаронро бар писарон баргузидааст?! Ҳаргиз чунин нест.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Қонуни илоҳӣ оиди наҷоти аҳли имон ва ҳалокати аҳли куфр ҳаргиз тағйир намеёбад;
2.Бояд аз саргузашти гузаштагон ибрат гирифта шавад, то азоби бар онҳо фуруд омада, домангири мо нагардад;
3.Қуръакашӣ шаръан дуруст аст. Зеро Худо мегӯяд: “**Пас аҳли киштӣ бо шумули Юнус (а) қуръакашӣ карданд...**”.

1. Тафсири Ҷалолайн калимаи “**Мусбиҳин**”-ро ба маънои рӯзона тафсир карда аст. (**Мутарҷим**)

مَا لَكُمْ كَيْفَ تَحْكُمُونَ ﴿١٥٤﴾ أَفَلَا تَذَكَّرُونَ ﴿١٥٥﴾ أَمْ لَكُمْ سُلْطَانٌ مُّبِينٌ ﴿١٥٦﴾
فَأْتُوا بِكِتَابِكُمْ إِن كُنتُمْ صَادِقِينَ ﴿١٥٧﴾ وَجَعَلُوا بَيْنَهُ وَبَيْنَ الْجِنَّةِ
نَسَبًا ۚ وَلَقَدْ عَلِمَتِ الْجِنَّةُ إِنَّهُمْ لَمُحْضَرُونَ ﴿١٥٨﴾ سُبْحَانَ اللَّهِ عَمَّا
يَصِفُونَ ﴿١٥٩﴾ إِلَّا عِبَادَ اللَّهِ الْمُخْلَصِينَ ﴿١٦٠﴾ فَإِنَّكُمْ وَمَا تَعْبُدُونَ ﴿١٦١﴾
مَا أَنتُمْ عَلَيْهِ بِفَاتِنِينَ ﴿١٦٢﴾ إِلَّا مَنْ هُوَ صَالِ الْجَحِيمِ ﴿١٦٣﴾ وَمَا مِنَّا إِلَّا
لَهُ مَقَامٌ مَّعْلُومٌ ﴿١٦٤﴾ وَإِنَّا لَنَحْنُ الصَّافُّونَ ﴿١٦٥﴾ وَإِنَّا لَنَحْنُ الْمُسَبِّحُونَ
﴿١٦٦﴾ وَإِن كَانُوا لَيَقُولُونَ ﴿١٦٧﴾ لَوْ أَنَّ عِندَنَا ذِكْرًا مِّنَ الْأَوَّلِينَ ﴿١٦٨﴾ لَكُنَّا
عِبَادَ اللَّهِ الْمُخْلَصِينَ ﴿١٦٩﴾ فَكَفَرُوا بِهِ ۖ فَسَوْفَ يَعْلَمُونَ ﴿١٧٠﴾ وَلَقَدْ
سَبَقَتْ كَلِمَتُنَا لِعِبَادِنَا الْمُرْسَلِينَ ﴿١٧١﴾ إِنَّهُمْ لَهُمُ الْمَنصُورُونَ ﴿١٧٢﴾
وَإِنَّ جُندَنَا لَهُمُ الْغَالِبُونَ ﴿١٧٣﴾ فَتَوَلَّ عَنْهُمْ حَتَّىٰ حِينٍ ﴿١٧٤﴾ وَأَبْصِرْهُمْ
فَسَوْفَ يُبْصِرُونَ ﴿١٧٥﴾ أَفَبِعَذَابِنَا يَسْتَعْجِلُونَ ﴿١٧٦﴾ فَإِذَا نَزَلَ بِسَاحَتِهِمْ
فَسَاءَ صَبَاحُ الْمُنذَرِينَ ﴿١٧٧﴾ وَتَوَلَّ عَنْهُمْ حَتَّىٰ حِينٍ ﴿١٧٨﴾ وَأَبْصِرْ
فَسَوْفَ يُبْصِرُونَ ﴿١٧٩﴾ سُبْحَانَ رَبِّكَ رَبِّ الْعِزَّةِ عَمَّا يَصِفُونَ
﴿١٨٠﴾ وَسَلَامٌ عَلَى الْمُرْسَلِينَ ﴿١٨١﴾ وَالْحَمْدُ لِلَّهِ رَبِّ الْعَالَمِينَ ﴿١٨٢﴾

آياتها ٨٨ — سُورَةُ صٓ — ترتيبها ٣٨



(154) Эй мушрикон, шуморо чӣ шудааст, ки чунин
қазовати золимона мекунед?! Духтаронро ба Худо ва
писаронро ба худ ихтисос медиҳед?! Оё чӣ
гуфтанатонро мефаҳмед?!
(155) Оё андеша намекунед, ки ақидаатон ботил аст?!
Агар андеша мекардед, ҳеҷ гоҳ ин суханро
намегуфтед.
(156) Ё шумо аз китоби осмонӣ ё аз паёмбари Худо
далели равшан доред?!
(157) Агар дар даъвоятон содиқ ҳастед, пас он
китобатонро, ки дурустии амали шуморо исбот
мекунад, биёред.
(158) Ва мушрикон байни Худо ва байни малоикаҳои аз
чашмашон пинҳон[1] насаби хешӣ қарор додаанд. Онҳо
фариштагонро духтарони Парвардигор мешуморанд.
Ва яқинан фариштагон медонанд, ки Худо рӯзи
қиёмат мушриконро барои бозпурсӣ ҳозир месозад.
(159) Аллоҳ (ч) аз он чи мушрикон Ӯро бо васфи
нолоиқи доштани анбозу фарзанд ва ғайри он тавсиф
мекунанд, поку муқаддас аст.
(160) Ҷуз бандагони баргузидаи Аллоҳ (ч). Онҳо
Аллоҳро танҳо бо сифатҳои ифодагари ҷамолу камол
тавсиф менамоянд.
(161) Пас ба дурустӣ ки шумо мушрикон ва он чи ғайр аз
Аллоҳ (ч) мепарастед,-
(162) касеро аз ибодати Аллоҳ (ч) гумроҳ сохта
наметавонед,-
(163) магар касе, ки Аллоҳ (ч) ӯро аз аҳли дӯзах ҳукм
кардааст. Пас Парвардигор ҳукми Худро нисбаташ
амалӣ месозад ва ӯ кофир гашта, ба дӯзах медарояд.
Аммо шумо ва маъбудҳоятон ин қудратро надоред.
(164) Ва фариштагон бандагии худ ва бутлони даъвои
мушриконро баён карда гуфтанд: “**Ва аз мо ҳеҷ кас
нест, магар он ки дар ибодат ва итоати Аллоҳ (ч)
мақоми маълуми худро дорад.**
(165) **Ва бегумон мо фариштагон дар ибодату итоати Аллоҳ (ч) сафзада истодаем.**
(166) **Ва бегумон мо фариштагон Аллоҳро аз сифатҳои нолоиқ поку муқаддас медонем ва ба покӣ
мехонем.**”
(167) Ва ба дурустӣ ки мушрикони Макка қабл аз биъсати Паёмбар Муҳаммад (с) мегуфтанд:-
(168) “**Агар аз Китобҳои гузаштагон /масалан монанди/ Таврот китоб медоштем,-**
(169) **бешак, холисона ибодат карда, бандагони мухтори Аллоҳ (ч) мешудем.**”
(170) Онҳо дурӯғ мегуфтанд. Чунки вақте ки Паёмбар Муҳаммад (с) барояшон Қуръонро овард, ба он кофир
гаштанд. Пас бегумон онҳо рӯзи қиёмат азоберо, ки дар интизорашон мебошад, хоҳанд донист.
(171) Ва ҳамоно калимаи раднопазири Мо дар бораи бандагони ба сифати паёмбар фиристодашудаамон
гузаштааст, ки-
(172) албатта, паёмбарони Мо бо тавону далеле, ки ба онҳо додаем, алайҳи душманонашон нусрат дода
мешаванд -
(173) ва албатта, сипоҳиёни Мо, ки бо мақсади баланд бардоштани Калимаи Аллоҳ (ч) меҷанганд, ғолиб
ҳастанд.
(174) Пас эй Паёмбар, аз ин мушрикони саркаш то вақти омадани азобашон, ки танҳо Аллоҳ (ч) замони онро
медонад, рӯй бигардон.
(175) Ва вақте ки азоби илоҳӣ фуруд меояд, ба онҳо нигоҳ кун, ки ба чӣ ҳолат дучор мешаванд. Пас бегумон
эшон оқибати куфри худро хоҳанд дид. Аммо ин диданашон он замон фоида надорад.
(176) Оё мушрикон талаб мекунанд, ки азоби Мо ба онҳо зуд ояд?!
(177) Пас чун азоби Мо ба онҳо нозил шавад, субҳи онҳо чӣ субҳи бадест.
(178) Ва эй Паёмбар, аз онҳо то вақте ки Худо бар уқубаташон ҳукм кунад, рӯй бигардон.
(179) Ва вақте ки азоби илоҳӣ фуруд меояд, ба онҳо нигоҳ кун, ки ба чӣ ҳолат дучор мешаванд. Пас бегумон
эшон оқибати куфри худро хоҳанд дид. Аммо ин диданашон он замон фоида надорад.
(180) Эй Муҳаммад (с), Парвардигори Қодиру Нерӯманд ва Ғолиби Ту аз он чи мушрикон Ӯро бо сифатҳои
нуқсон тавсиф мекунанд, поку муқаддас аст.
(181) Ва дуруди Худо бар фиристодагони арҷмандаш.
(182) Ва ҳамаи сано ва ситоиши нек махсуси Аллоҳи Парвардигори ҷаҳониён аст. Зеро танҳо Ӯ арзандаи
ситоиш аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Қонуни Худо тақозо мекунад, ки паёмбарон ва ворисони онҳо бо ҳуҷҷат ва нерӯ пирӯз гарданд. Инчунин ояти карима барои касоне, ки лоиқи сифати “**Сипоҳиёни Худо**” ҳастанд, муждаи бузурги пирӯзӣ медиҳад;

2.Оятҳо далели онанд, ки мушрикон ва маъбудҳояшон аз уҳдаи гумроҳсозии касе намебароянд. Худо ба бандагони боихлосаш башорат медиҳад, ки бо тавоноии Худ онҳоро аз гумроҳсозии гумроҳон наҷот мебахшад.

1. Калимаи “**Ачинна**” дар ин ояти карима, ки шакли ҷамъи вожаи “**чин**” мебошад, ба маънои “**фариштагони аз чашм пинҳон**” аст. Зеро асли решаи “**чин**” маънои аз чашм пӯшида буданро ифода мекунад. (**Мутарҷим**)

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ
صٓ وَالْقُرْآنِ ذِي الذِّكْرِ ﴿١﴾ بَلِ الَّذِينَ كَفَرُوا فِي عِزَّةٍ وَشِقَاقٍ ﴿٢﴾
كَمْ أَهْلَكْنَا مِن قَبْلِهِم مِّن قَرْنٍ فَنَادَوا وَّلَاتَ حِينَ مَنَاصٍ ﴿٣﴾ وَعَجِبُوا
أَن جَاءَهُم مُّنذِرٌ مِّنْهُمْ ۖ وَقَالَ الْكَافِرُونَ هَٰذَا سَاحِرٌ كَذَّابٌ ﴿٤﴾
أَجَعَلَ الْآلِهَةَ إِلَٰهًا وَاحِدًا ۖ إِنَّ هَٰذَا لَشَيْءٌ عُجَابٌ ﴿٥﴾ وَانطَلَقَ الْمَلَأُ
مِنْهُمْ أَنِ امْشُوا وَاصْبِرُوا عَلَىٰ آلِهَتِكُمْ ۖ إِنَّ هَٰذَا لَشَيْءٌ يُرَادُ ﴿٦﴾
مَا سَمِعْنَا بِهَٰذَا فِي الْمِلَّةِ الْآخِرَةِ إِنْ هَٰذَا إِلَّا اخْتِلَاقٌ ﴿٧﴾ أَأُنزِلَ
عَلَيْهِ الذِّكْرُ مِن بَيْنِنَا ۚ بَلْ هُمْ فِي شَكٍّ مِّن ذِكْرِي ۖ بَل لَّمَّا يَذُوقُوا عَذَابِ
﴿٨﴾ أَمْ عِندَهُمْ خَزَائِنُ رَحْمَةِ رَبِّكَ الْعَزِيزِ الْوَهَّابِ ﴿٩﴾ أَمْ لَهُم مُّلْكُ
السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضِ وَمَا بَيْنَهُمَا ۖ فَلْيَرْتَقُوا فِي الْأَسْبَابِ ﴿١٠﴾ جُندٌ
مَّا هُنَالِكَ مَهْزُومٌ مِّنَ الْأَحْزَابِ ﴿١١﴾ كَذَّبَتْ قَبْلَهُمْ قَوْمُ نُوحٍ
وَعَادٌ وَفِرْعَوْنُ ذُو الْأَوْتَادِ ﴿١٢﴾ وَثَمُودُ وَقَوْمُ لُوطٍ وَأَصْحَابُ
الْأَيْكَةِ ۚ أُولَٰئِكَ الْأَحْزَابُ ﴿١٣﴾ إِن كُلٌّ إِلَّا كَذَّبَ الرُّسُلَ
فَحَقَّ عِقَابِ ﴿١٤﴾ وَمَا يَنظُرُ هَٰؤُلَاءِ إِلَّا صَيْحَةً وَاحِدَةً مَّا لَهَا
مِن فَوَاقٍ ﴿١٥﴾ وَقَالُوا رَبَّنَا عَجِّل لَّنَا قِطَّنَا قَبْلَ يَوْمِ الْحِسَابِ ﴿١٦﴾



## СУРАИ “СОД”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ СИВУ ҲАШТУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ҲАШТОДУ ҲАШТ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Зикри ҷидоли ботил ва баёни оқибати бади он.

**Тафсир:**

(1)“**Сод**”. (Дар ибтидои сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.) Савганд ба Қуръони дорои ёдоварӣ, ки андарзҳои дар дунё ва охират ба мардум фоидаовар медиҳад, ҳақиқат чунончи мушрикон мепиндоранд, нест, балки Худо анбоз надорад.[1]

(2)Лекин кофирон аз пазируфтани тавҳид дар ғуруру такаббур ва бо Муҳаммад (с) дар ихтилоф ва адоват қарор доранд.

(3)Мо қабл аз қавми ту Муҳаммад (с) умматҳои бисёреро ҳалок сохтаем, ки фиристодагонамонро дурӯғгӯй шумурда буданд. Пас онҳо ҳангоми нузули азоб фарёд карда, кӯмак хостанд ва он замон барои онҳо замони раҳоӣ аз азоб набуд. Ба ҳамин сабаб, доду фиғон ва кӯмак хостанашон судашон накард.

(4)Ва мушрикон аз он тааҷҷуб мекунанд, ки ба онҳо аз навъи худи эшон паёмбари аз уқубати илоҳӣ бимдиҳанда омадааст. Ва кофирон вақте далелҳои ростқавлии Паёмбар (с)-ро диданд, гуфтанд: “**Ин мард ҷодугару дурӯғгӯи гузаро аст. Мардумро ҷоду менамояд ва дар даъвои он ки гӯё фиристодаи Худост, дурӯғ мегӯяд.**

(5)**Оё ин мард маъбудҳои бисёрро як маъбуд сохта, ибодатро ба як Худо маҳдуд кардааст?! Бешак, ин кораш бағоят ҳайратовар аст.**”

(6)Ва пешвоёну раҳбарони мушрикон аз ҷамъомадашон рафта, ба тобеонашон гуфтанд: “**Роҳи худро идома дода, ба дини Муҳаммад ворид нашавед ва дар ибодати маъбудҳоятон сабр кунед. Ҳамоно даъват намудани Муҳаммад шуморо ба ибодати як маъбуд кори тарҳрезишудаи мақсаднок аст. Вай бо ин роҳ мехоҳад забардаст гардад ва мову шуморо зердасти худ созад.**

(7)**Мо ин даъвати ӯро дар байни падаронамон ва инчунин дар дини Исо нашунидаем. Гапҳое, ки аз Муҳаммад мешунавем, дурӯғ ва сухани бофтае беш нест.**

(8) **Оё имкон дорад, ки Қуръон аз байни мо хос бар Муҳаммад нозил карда шуда, бар мо нозил нашавад, ҳол он ки мо пешвоёни мардум ҳастем?**” Балки ин мушрикон дар бораи пайғоми Худо, ки бар ту фуруд омадааст, дар шак қарор доранд. Ва онҳо ҳанӯз уқубати Маро начашидаанд. Аз он ки мӯлаташон додаам, фирефта шудаанд. Агар уқубати Маро мечашиданд, ҳеҷ гоҳ ҷасорат намекарданд, ки ба куфру ширку шак рӯ биёранд.

(9)Ё ин мушрикони такзибкунанда соҳиби хазинаҳои раҳмати Парвардигори ҳамеша Ғолибу бағоят Атокунандаат ҳастанд. Он Зоте, ки ба ҳар ки ҳар чи хоҳад, ато мекунад. Нубувват аз хазинаи эҳсони Парвардигор аст. Онро ба ҳар кас хоҳад, медиҳад. Мақоми нубувват дар ихтиёри мушрикон нест, ки онро ба ҳар ки хоҳанд, бидиҳанд ва аз ҳар ки хоҳанд, боз доранд.

(10)Ё моликият ва салтанати осмонҳову замин ва он чи байни он ду қарор дорад, аз они онҳост, ки ба ҳар ки ҳар чиро хоҳанд, бидиҳанд ва аз ҳар ки ҳар чиро хоҳанд, манъ кунанд. Агар чунин мепиндоранд, пас абзор ва василаҳои ба осмон расонандаро истифода бурда, ба сӯи осмон раванд, то қудрат пайдо кунанд, ки ба ҳар ки ҳар чиро хоҳанд, бидиҳанд ва аз ҳар ки ҳар чиро хоҳанд, боз доранд. Аммо онҳо ҳеҷ гоҳ аз уҳдаи ин кор намебароянд.

(11)Ин кофирони ба дурӯғгӯӣ нисбатдиҳандаи Паёмбари Худо (с) монанди сипоҳиёни дар гузашта такзибкунандаи фиристодагони Худо лашкари ҳақири шикастхӯрда ҳастанд. Чунончи дастаҳои дар гузашта такзибкунандаи паёмбарон ҳалок шуданд, инҳо низ ҳамин гуна нобуд карда мешаванд.

(12)Инҳо нахустин қавми такзибкунанда нестанд. Бегумон қабл аз онҳо қавми Нӯҳ (а), Од ва Фиръавни дорои меххо, ки мардумро бо истифода аз меххояш шиканҷа медод,[2] паёмбаронро такзиб карданд.

(13)Ва низ Самуд ва қавми Лут ва қавми Шуайби сокинони деҳаи дорои дарахтони печида паёмбаронро такзиб намуданд. Инҳо ҳамон дастаҳое буданд, ки дар дурӯғгӯ шумурдани фиристодагони Худо дар як ҷабҳа қарор доштанд.

(14)Бешак, ҳар яке аз ин дастаҳо паёмбаронро ба дурӯғгӯӣ нисбат доданд. Бинобар ин, азоби Аллоҳ (ҷ) ба онҳо воҷиб гашт. Азоби илоҳӣ агарчи то муддате таъхир гузошта шуд, оқибат домангирашон гардид.

(15)Ва бешак, ин гурӯҳи такзибгари Муҳаммад (с) танҳо мунтазири онанд, ки **нафхаи дуюм** дар сур дамида шавад, он нафхае, ки бозгашт надорад. Агар он вақт дар ҳолати куфр бимиранд, гирифтори уқубати Парвардигор мешаванд.

(16)Ва кофирон бо масхара мегӯянд: “**Эй Парвардигорамон, пеш аз омадани қиёмат зуд дар ҳамин дунё ҳиссаи моро аз азоб биёр.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Худо дар оғози ин сура бо Қуръон қасам ёд кардааст. Пас, ба он имон овардан ва маъноҳояшро дарк карда, дар зиндагӣ амалӣ кунонидан лозим ва зарур аст;

2.Мутобиқ ба меъёри моддигароёнаи мушрикон Қуръон бояд ба пешвоён ва бузургони онҳо фуруд меомад;

3.Сабаби рӯй тофтани кофирон аз имон ғуруру бузургманишии онҳост.

1. Ҷумлаи “**Ҳақиқат чунончи мушрикон мепиндоранд...**” ҷавоби қасам аст. (**Мутарҷим**)

2. Баъзе аз муфассирон бар ин назаранд, ки мурод аз “**меххо**” дар ин оят биноҳои боҳашамат ё сипоҳиёни Фиръавн мебошанд. Ин баёнгари он аст, ки Фиръавн соҳиби салтанати устувор буда, гӯё салтанаш бо меххо мустаҳкам кунонида шуда буд. (**Мутарҷим**)

اَصْبِرْ عَلَىٰ مَا يَقُولُونَ وَٱذْكُرْ عَبْدَنَا دَاوُۥدَ ذَا ٱلْأَيْدِ إِنَّهُۥٓ أَوَّابٌ ﴿١٧﴾ إِنَّا
سَخَّرْنَا ٱلْجِبَالَ مَعَهُۥ يُسَبِّحْنَ بِٱلْعَشِيِّ وَٱلْإِشْرَاقِ ﴿١٨﴾ وَٱلطَّيْرَ
مَحْشُورَةً كُلٌّ لَّهُۥٓ أَوَّابٌ ﴿١٩﴾ وَشَدَدْنَا مُلْكَهُۥ وَءَاتَيْنَٰهُ ٱلْحِكْمَةَ
وَفَصْلَ ٱلْخِطَابِ ﴿٢٠﴾ ۞ وَهَلْ أَتَىٰكَ نَبَؤُا۟ ٱلْخَصْمِ إِذْ تَسَوَّرُوا۟ ۞ الحِزْبُ ٤٦
ٱلْمِحْرَابَ ﴿٢١﴾ إِذْ دَخَلُوا۟ عَلَىٰ دَاوُۥدَ فَفَزِعَ مِنْهُمْ ۖ قَالُوا۟ لَا تَخَفْ ۖ
خَصْمَانِ بَغَىٰ بَعْضُنَا عَلَىٰ بَعْضٍ فَٱحْكُم بَيْنَنَا بِٱلْحَقِّ وَلَا تُشْطِطْ
وَٱهْدِنَآ إِلَىٰ سَوَآءِ ٱلصِّرَٰطِ ﴿٢٢﴾ إِنَّ هَٰذَآ أَخِى لَهُۥ تِسْعٌ وَتِسْعُونَ نَعْجَةً
وَلِىَ نَعْجَةٌ وَٰحِدَةٌ فَقَالَ أَكْفِلْنِيهَا وَعَزَّنِى فِى ٱلْخِطَابِ ﴿٢٣﴾ قَالَ
لَقَدْ ظَلَمَكَ بِسُؤَالِ نَعْجَتِكَ إِلَىٰ نِعَاجِهِۦ ۖ وَإِنَّ كَثِيرًا مِّنَ ٱلْخُلَطَآءِ لَيَبْغِى
بَعْضُهُمْ عَلَىٰ بَعْضٍ إِلَّا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ وَعَمِلُوا۟ ٱلصَّٰلِحَٰتِ وَقَلِيلٌ
مَّا هُمْ ۗ وَظَنَّ دَاوُۥدُ أَنَّمَا فَتَنَّٰهُ فَٱسْتَغْفَرَ رَبَّهُۥ وَخَرَّ رَاكِعًا وَأَنَابَ ۩ سجدة
﴿٢٤﴾ فَغَفَرْنَا لَهُۥ ذَٰلِكَ ۖ وَإِنَّ لَهُۥ عِندَنَا لَزُلْفَىٰ وَحُسْنَ مَـَٔابٍ ﴿٢٥﴾
يَٰدَاوُۥدُ إِنَّا جَعَلْنَٰكَ خَلِيفَةً فِى ٱلْأَرْضِ فَٱحْكُم بَيْنَ ٱلنَّاسِ بِٱلْحَقِّ
وَلَا تَتَّبِعِ ٱلْهَوَىٰ فَيُضِلَّكَ عَن سَبِيلِ ٱللَّهِ ۚ إِنَّ ٱلَّذِينَ يَضِلُّونَ
عَن سَبِيلِ ٱللَّهِ لَهُمْ عَذَابٌ شَدِيدٌۢ بِمَا نَسُوا۟ يَوْمَ ٱلْحِسَابِ ﴿٢٦﴾



(17) Эй Паёмбар, ба он суханони баде, ки мушрикон мегӯянд, сабр намо. Ва бандаи Мо Довудро, ки дар саркубсозии душман ва ибодат нерӯи азим дошт, ёд кун. Бешак, Довуд бо тавба ва амалҳои шоиста ба сӯи Худо зиёд бозгашткунанда буд.

(18) Мо кӯҳҳоро барои Довуд ром сохтем, дар ҳоле ки дар охир ва аввали рӯз (**ҳангоми чошт**) ҳамроҳаш тасбеҳ мегуфтанд.[1]

(19) Ва парандагонро дар ҳоле дар осмон ҷамъовардашуда буданд, барои Довуд ром кардем. Ҳар вақте Довуд тасбеҳ мегуфт, парандагони осмон аз парвоз боз истода, ҳамроҳаш ба тасбеҳгӯӣ оғоз менамуданд. Ҳамаи кӯҳҳо ва парандагон мутеи Довуд буда ва дар гуфтани тасбеҳ бо вай ҳамнавоӣ мекарданд.

(20) Ва Мо салтанати Довудро бо ато намудани ҳайбат, нерӯмандӣ ва ғолибият алайҳи душман устувор гардонидем. Ва ба Довуд ҳикмату нубуввват ва сухани балиғу доварии байни ҳаққу ботилро додем.

(21) Ва эй Паёмбар, оё бароят хабари даъвогарон расидааст?! Он гоҳ, ки онҳо болои ибодатгоҳи Довуд баромаданд.

(22) Вақте он ду кас ногаҳонӣ назди Довуд даромаданд, пас аз онҳо ба ваҳшату изтироб афтод. Зеро он даъвогарон аз роҳи ғайри маъмулӣ ногаҳонӣ вориди хонааш шуданд. Вақте ки изтироби Довуд барояшон маълум гашт, гуфтанд: "**Натарс. Зеро мо ду шахси алайҳи якдигар даъвогаре ҳастем ва аз мо яке бар дигаре зулм кардааст. Бинобар ин, байни мо одилона доварӣ кун ва ҳангоми қазоват дар нисбат ба мо ҷавр макун ва моро ба роҳи росту дуруст раҳнамоӣ намо.**"[2]

(23) Яке аз он ду даъвогарон ба Довуд гуфт: "**Ба дурустӣ, ин мард бародари ман[3] аст. Ӯ наваду нӯҳ гӯсфанди мода дорад ва ман як гӯсфанди мода дорам. Пас аз ман талаб кард, ки аз ҳақи худ даст кашида, он як гӯсфанди модаро ба вай бидиҳам. Ва аз сабаби он ки дар суханварӣ маҳорат дорад, маро дар баҳс мағлуб сохт.**"

(24) Довуд баъди шунидани даъво байнашон доварӣ намуда, хитоб ба даъвогар гуфт: "**Вақте бародарат аз ту дархост карда бошад, ки гӯсфанди модаи худро ба гӯсфандонаш илова намоӣ, савганд мехӯрам, ки вай нисбатат ситам кардааст. Ва бегумон бештари шарикон, баъзеашон бар баъзеи дигарашон бо ситонидани ҳаққи якдигар ва беинсофӣ ҷавр мекунанд, ба истисноӣ он касоне, ки имон овардаанд ва амалҳои шоиста анҷом додаанд. Мӯъминони боамал нисбат ба шарикони худ зулм намекунанд. Ва бандагони дорои сифати имону амал ниҳоят андаканд.**" Ва Довуд яқин намуд, ки Мо ӯро озмудаем. Пас, вай аз Парвардигораш мағфират хост ва ба хотири наздикӣ бо Ӯ ба саҷда афтод ва тавба кард.[4]

(25) Пас Мо дуои ӯро пазируфтем ва ин лағжишашро бахшидем. Ва ҳамоно Довуд назди Мо аз бандагони муқарраб буд ва барояш дар охират саранҷоми нек аст.

(26) Эй Довуд, Мо туро дар замин ҷонишин[5] қарор додем, ки дар умури динӣ ва дунявӣ қазоват кунӣ. Модом ки чунин аст, пас байни мардум одилона доварӣ кун ва дар қазоват тобеи хостаи нафс мабош, ки ба хотири мавҷудияти пайванди хешӣ ё дӯстӣ ба яке аз даъвогарон майл намоӣ. Зеро агар чунин кардӣ, бегумон хостаи нафс туро аз роҳи рости Аллоҳ (ҷ) гумроҳ месозад. Бешак, касоне, ки аз роҳи Аллоҳ (ҷ) гумроҳ шудаанд, ба сабаби он ки рӯзи ҳисоброро фаромӯш сохтаанд, онҳоро азоби сахт аст. Чунки агар охиратро ба ёд оварда, метарсиданд, ҳеҷ гоҳ сӯи хостаи нафс майл намекарданд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима фазилатҳои Довуд (а)-ро баён месозад;

2.Паёмбарони илоҳӣ дар он чи аз Худо мерасонанд, маъсуманд. Зеро ҳадафи рисолат дар сурати маъсум буданашон таҳаққуқ меёбад. Аммо баъзан бо табиати башарӣ аз рӯи фаромӯшӣ ё ғафлат аз ҷониби онҳо лағжишҳо сар мезанад, лекин Худованд зуд танбеҳ ваислоҳашон мекунад;

3.Баъзе аз уламо аз ояти рақами бисту чоруми ҳамин сура оиди дурустии ақди ширкат байни ду кас ё адади бештар истидлол намудаанд;

4.Ҳангоми ба назди аҳли фазл даромадан, бояд одоб риоя шавад.

1. Яке аз нуктаҳои муҳим дар тарҷума ва шарҳи оят аз нигоҳи қавоиди арабӣ пайдо кардани ҷои таалluқи ибораи "معــــــه" аст. Баъди муроҷиат ба маъхазҳои тафсир маълум мегардад, ки аксари муфассирон онро ба феъли "سخرنا" мутааллиқ сохта, тафсили бештар надодаанд. Дар сурати пазируфтани ин нуқтаи назар дар тарҷума ва маънои оят ноҳамворӣ ба назар мерасад. Зеро маънои оят чунин мешавад, ки Худо кӯҳҳоро ҳамроҳи Довуд (а) мусаххар сохта аст. Ба эътибори ин тафсир, гӯё кӯҳҳо якҷо бо Довуд (а) мусаххар гардонида шуда буданд. Яъне, Довуд (а) низ мусаххар гашта буд. Ҳол он ки мурод аз ояти карима таҳти фармони Довуд (а) қарор додани кӯҳҳо аст. Бар асоси назари мазкур маънои оят возеҳ намешавад. Аммо Имом Алусӣ (р) дар тафсири "**Рӯҳ-ул-маонӣ**" мегӯяд, дар сурати таалluқи ибораи "معه" ба феъли "ســــــخرنا" калимаи "مع" дар оят ба маънои "ل" аст. Яъне, Худо кӯҳҳоро барои Довуд (а) мусаххар сохт. Инчунин он метавонад ба маънои аслии худ ба феъли минбаъдаи "يسبحن" таалluқ дошта бошад.
Аз муфассирони ҷадид Тоҳир ибни Ошур (р) низ онро ба маъноии аслӣ мутааллиқ ба феъли минбаъдаи "يسبحن" гуфта аст. (**Мутарҷим**)

2. Муҳаққиқон бар ин назаранд, ки он чи дар кутуби тафсир зери ин оятҳо оиди ба фитнаи зан гирифтор шудани Довуд (а) омада аст, сиҳҳат надорад. Балки он ду шахси даъвогар дар воқеъ дар мавриди гӯсфандон баҳс намуда, назди ҳазрати Довуд (а) омаданд, то масъаларо ҳал кунад. Қиссаҳои овардаи Имом Табарӣ (р) санади мӯътамад надорад. (**Мутарҷим**)

3. Шояд даъвогарон якдигарро ба эътибори насаб ё дин ва ё дӯстӣ бародар гуфтанд. (**Мутарҷим**)

4. Аҳли тафсир мегӯянд, сабаби истиғфори Довуд (а) дар гумонаш нисбат ба он ду марди даъвогар буд. Вақте он даъвогарон ногаҳонӣ ва аз рӯи девор вориди манзилаш шуданд, пиндошт, ки онҳо мехоҳанд ӯро кушанд ва ин озмоиши Худованд аст. Аммо чун маълум гашт, ки даъвогарон бо мақсади ҳалли қазияи гӯсфандон омадаанд, аз гумони нодурусташ истиғфор намуд. (**Мутарҷим**)

5. Яъне, халифаи Худ ё ҷонишини паёмбарони гузашта (**Мутарҷим**)

وَمَا خَلَقْنَا ٱلسَّمَآءَ وَٱلْأَرْضَ وَمَا بَيْنَهُمَا بَٰطِلًا ۚ ذَٰلِكَ ظَنُّ ٱلَّذِينَ
كَفَرُوا۟ ۚ فَوَيْلٌ لِّلَّذِينَ كَفَرُوا۟ مِنَ ٱلنَّارِ ٢٧ أَمْ نَجْعَلُ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ وَعَمِلُوا۟
ٱلصَّٰلِحَٰتِ كَٱلْمُفْسِدِينَ فِى ٱلْأَرْضِ أَمْ نَجْعَلُ ٱلْمُتَّقِينَ كَٱلْفُجَّارِ
٢٨ كِتَٰبٌ أَنزَلْنَٰهُ إِلَيْكَ مُبَٰرَكٌ لِّيَدَّبَّرُوٓا۟ ءَايَٰتِهِۦ وَلِيَتَذَكَّرَ أُو۟لُوا۟
ٱلْأَلْبَٰبِ ٢٩ وَوَهَبْنَا لِدَاوُۥدَ سُلَيْمَٰنَ ۚ نِعْمَ ٱلْعَبْدُ ۖ إِنَّهُۥٓ أَوَّابٌ
٣٠ إِذْ عُرِضَ عَلَيْهِ بِٱلْعَشِىِّ ٱلصَّٰفِنَٰتُ ٱلْجِيَادُ ٣١ فَقَالَ إِنِّىٓ أَحْبَبْتُ
حُبَّ ٱلْخَيْرِ عَن ذِكْرِ رَبِّى حَتَّىٰ تَوَارَتْ بِٱلْحِجَابِ ٣٢ رُدُّوهَا عَلَىَّ ۖ
فَطَفِقَ مَسْحًۢا بِٱلسُّوقِ وَٱلْأَعْنَاقِ ٣٣ وَلَقَدْ فَتَنَّا سُلَيْمَٰنَ
وَأَلْقَيْنَا عَلَىٰ كُرْسِيِّهِۦ جَسَدًا ثُمَّ أَنَابَ ٣٤ قَالَ رَبِّ ٱغْفِرْ لِى وَهَبْ
لِى مُلْكًا لَّا يَنۢبَغِى لِأَحَدٍ مِّنۢ بَعْدِىٓ ۖ إِنَّكَ أَنتَ ٱلْوَهَّابُ ٣٥
فَسَخَّرْنَا لَهُ ٱلرِّيحَ تَجْرِى بِأَمْرِهِۦ رُخَآءً حَيْثُ أَصَابَ ٣٦ وَٱلشَّيَٰطِينَ
كُلَّ بَنَّآءٍ وَغَوَّاصٍ ٣٧ وَءَاخَرِينَ مُقَرَّنِينَ فِى ٱلْأَصْفَادِ ٣٨ هَٰذَا
عَطَآؤُنَا فَٱمْنُنْ أَوْ أَمْسِكْ بِغَيْرِ حِسَابٍ ٣٩ وَإِنَّ لَهُۥ عِندَنَا لَزُلْفَىٰ وَحُسْنَ
مَـَٔابٍ ٤٠ وَٱذْكُرْ عَبْدَنَآ أَيُّوبَ إِذْ نَادَىٰ رَبَّهُۥٓ أَنِّى مَسَّنِىَ ٱلشَّيْطَٰنُ
بِنُصْبٍ وَعَذَابٍ ٤١ ٱرْكُضْ بِرِجْلِكَ ۖ هَٰذَا مُغْتَسَلٌۢ بَارِدٌ وَشَرَابٌ ٤٢



(27) Ва Мо осмону замин ва мавҷудоти байнашонро барабас халқ накардаем. Ин пиндори кофирон аст. Пас рӯзи қиёмат вои кофирон аз оташи дӯзах, агар ба ҳамин эътиқод бимиранд.

(28) Мо бандагонеро, ки ба Худо имон оварда, Паёмбари Уро итоат карда ва амалҳои шоиста анҷом додаанд, ҳеҷ гоҳ бо бандагоне, ки дар замин аз роҳи куфру маъсият фасод мекунанд, баробар намегардонем. Низ ҳеҷ гоҳ бандагони парҳезгори иҷрокунандаи дастуротамонро бо кофирону мунофиқони дар гуноҳ ғӯтидаи бадкор баробар намесозем. Баробар сохтани ин ду тоифа зулм ба ҳисоб меравад ва чунин кор ба Худо лоиқ нест, балки мӯъминони ботақворо ба ҷаннат ва кофирони бесаодатро ба дӯзах медарорад. Чунки онҳо назди Парвардигор яксон нестанд. Барои ҳамин подошашон низ фарқ мекунад.

(29) Ин Қуръон Китобест, ки Мо онро бар ту нозил сохтем, Каломи пурбаракат ва хайру суди зиёд дорад. Онро нозил намудем, то мардум дар бораи оятҳо ва маъноҳояш тафаккур намоянд ва бандагони дорои хиради солим аз раҳнамоиҳояш панд гиранд.

(30) Ва Мо аз рӯи лутфу эҳсонамон ба Довуд (а) писараш Сулаймон (а)-ро бахшидем, то чашмаш бо диданаш рӯшан шавад. Сулаймон (а) чӣ бандаи неке буд. Ба дурустӣ ки ӯ бандаи ниҳоят тавбакори сӯи Худо бозгашткунанда буд.

(31) Эй Паёмбар, замонеро ёд кун, ки дар вақти намози аср аспҳои асили тезрав, ки рӯйи ду пой ва як даст исто-да, як дасти дигарашонро бардошта, танҳо сумашонро ба замин мегузоштанд,[1] ба Сулаймон (а) намоиш дода шуд. Намоиши аспҳо то ғуруби офтоб идома ёфт.

(32) Пас Сулаймон (а) гуфт: “**Ҳамоно ман муҳаббат ба мол (аз ҷумла муҳаббат ба аспҳо)-ро аз зикри Парвардигорам муқаддам гузоштам, то он ки офтоб бо пардаи зулмати шаб нопадид гашта, ғуруб кард ва аз адои намози аср дер мондам.**

(33) **Аспҳоро наздам баргардонед.”** Пас вақте ки аспҳоро наздаш баргардонданд, бо шамшераш ба пай намудани соқҳои пой ва задани гардани онҳо шурӯъ кард.[2]

(34) Ва ба дурустӣ ки Мо Сулаймон (а)-ро озмудем ва бар тахти шоҳиаш ҷиннеро[3] ба сурати инсон афкандем, ки як муддати кӯтоҳ дар мамлакаташ ҳукмфармоӣ кард. Сипас подшоҳӣ дубора ба Сулаймон (а) баргашт ва Худо ӯро алайҳи ҷинҳо мусаллат гардонид.

(35) Сулаймон (а) гуфт: “**Эй Парвардигорам, гуноҳонамро омурз ва ба ман салтанати хосе ато кун, ки баъди ман ҳеҷ кас аз мардум онро надошта бошад.**[4] **Бешак, Ту бағоят Атокунанда ҳастӣ.”**

(36) Пас Мо дуояшро пазируфтем ва ба вай бодро мусаххар сохтем. Бод новобаста аз шиддат ва суръаташ, бо фармони Сулаймон (а) нарм ҳаракат карда, ӯро ҳар куҷо мехост, мебурд.

(37) Ва инчунин ҷинҳоро мутеи ӯ сохтем. Баъзеашон меъморгар ва баъзеашон ғаввос буданд. Зери дарё фурӯ рафта, аз он марворид берун меоварданд.

(38) Ва иддаи дигари ҷинҳои саркаш дар занҷирҳо баста шуда, зери фармони Сулаймон (а) қарор доштанд. Аз ҷойи хештан ҳаракат карда наметавонистанд.

(39) Эй Сулаймон, ин атои Мо бар туст. Онро ба хотири дархостат ба ту додем. Пас аз он ба ҳар ки хоҳӣ, деҳ ва аз ҳар ки хоҳӣ, боз бидор, барои доданат ё боз доштанат пурсида намешавӣ.

(40) Ва ҳамоно Сулаймон (а) назди Мо аз бандагони муқарраб буд ва барояш дар охират ҷои бозгашти нек (**ҷаннат**) аст.

(41) Ва эй Паёмбар, бандаи Мо Аюбро ёд кун. Вақте Парвардигори худро хонда гуфт: “**Ҳамоно Шайтон**[5] **маро ба ранҷ**[6] **ва азоб дучор сохтааст.**”

(42) Пас ба Аюб гуфтем: “**Бо поят бар замин бизан. Ин об барои шустушӯй ва нӯшидан аст**”. Вай бо пояш бар замин зад. Аз замин барои нӯшидан ва шустушӯй об берун омад. Вақте аз он об шустушӯй кард, ҳамаи дарду азобаш аз байн рафт.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима ба тафаккур атрофи Қуръон тарғиб менамояд;

2.Аз оятҳои гузашта маълум мешавад, ки қалб ҳар қадар пок ва инсон ҳар қадар зирак бошад, шахс ба ҳамон андоза аз Қуръон суд ва панд ҳосил мегирад;

3.Оятҳои мазкур дурустии қоидаи машҳури “**Ҳар ки ба хотири Худо чизеро тарк кунад, ивази беҳтаре меёбад**”-ро таъйид месозад.

---

1. Тавсиф ба сифатҳои мазкур бо мақсади мадҳу таъриф аст. Зеро ин гуна сифатҳо на дар ҳамаи аспҳо пайдо мешавад. (**Мутарҷим**)
2. Ин назар дар бораи тафсири оят, ки Сулаймон (а) аспҳоро пай кард ва гардан зад, аз Имом Ҳасани Басрӣ, Имом Қатода ва Суддӣ (р) ривоят шуда аст. Агарчи Имом Табарӣ (р) тафсири мазкурро роҷеҳ намедонад, балки аз нуктаи назари вай Сулаймон (а) соқҳои пой ва гардани аспонро дастмол кард, на ин ки гардан зада бошад, аммо Имом Ибни Касир (р) андешаи Имом Табарӣ (р)-ро ҷои таамммул мешуморад. Дар тафсири Ҷалолайн мегӯяд, он аспҳоро қурбонӣ карда, гӯшташро ба фақирон тақсим намуд. (**Мутарҷим**)
3. Абдуллоҳ ибни Аббос, Муҷоҳид ибни Ҷабр, Саид ибни Ҷубайр, Ҳасани Басрӣ, Қатода ва ғайра гуфтаанд, мурод аз калимаи “**ҷасад**” дар ояти карима ҷин аст. (**Мутарҷим**)
4. Имом Насафӣ (р) мегӯяд, Сулаймон (а) салтанати хосро бо мақсади мӯъҷиза дархост намуд, на бо мақсади ҳасад ба дигарон. (**Мутарҷим**)
5. Аҳли тафсир мегӯянд, сабаби ба Шайтон нисбат додани ранҷурӣ ва азоб аз ҷониби Аюб (а) дар риояи адаб бо Худо буд. Ӯ аз рӯи адаб ҳолати бади худро ба Парвардигор нисбат надод. (**Мутарҷим**)
6. Мурод аз ранҷ ҳолати ғаму андӯҳи Аюб (а) дар баробари аз даст додани дороиҳо ва аҳлаш аст. (**Мутарҷим**)

وَوَهَبۡنَا لَهُۥٓ أَهۡلَهُۥ وَمِثۡلَهُم مَّعَهُمۡ رَحۡمَةٗ مِّنَّا وَذِكۡرَىٰ لِأُوْلِي ٱلۡأَلۡبَٰبِ ٤٣
وَخُذۡ بِيَدِكَ ضِغۡثٗا فَٱضۡرِب بِّهِۦ وَلَا تَحۡنَثۡۗ إِنَّا وَجَدۡنَٰهُ صَابِرٗاۚ نِّعۡمَ
ٱلۡعَبۡدُ إِنَّهُۥٓ أَوَّابٞ ٤٤ وَٱذۡكُرۡ عِبَٰدَنَآ إِبۡرَٰهِيمَ وَإِسۡحَٰقَ وَيَعۡقُوبَ أُوْلِي
ٱلۡأَيۡدِي وَٱلۡأَبۡصَٰرِ ٤٥ إِنَّآ أَخۡلَصۡنَٰهُم بِخَالِصَةٖ ذِكۡرَى ٱلدَّارِ ٤٦
وَإِنَّهُمۡ عِندَنَا لَمِنَ ٱلۡمُصۡطَفَيۡنَ ٱلۡأَخۡيَارِ ٤٧ وَٱذۡكُرۡ إِسۡمَٰعِيلَ
وَٱلۡيَسَعَ وَذَا ٱلۡكِفۡلِۖ وَكُلّٞ مِّنَ ٱلۡأَخۡيَارِ ٤٨ هَٰذَا ذِكۡرٞۚ وَإِنَّ لِلۡمُتَّقِينَ
لَحُسۡنَ مَـَٔابٖ ٤٩ جَنَّٰتِ عَدۡنٖ مُّفَتَّحَةٗ لَّهُمُ ٱلۡأَبۡوَٰبُ ٥٠ مُتَّكِـِٔينَ
فِيهَا يَدۡعُونَ فِيهَا بِفَٰكِهَةٖ كَثِيرَةٖ وَشَرَابٖ ٥١ ۞ وَعِندَهُمۡ قَٰصِرَٰتُ نصف الحزب ٤٦
ٱلطَّرۡفِ أَتۡرَابٌ ٥٢ هَٰذَا مَا تُوعَدُونَ لِيَوۡمِ ٱلۡحِسَابِ ٥٣ إِنَّ هَٰذَا
لَرِزۡقُنَا مَا لَهُۥ مِن نَّفَادٍ ٥٤ هَٰذَاۚ وَإِنَّ لِلطَّٰغِينَ لَشَرَّ مَـَٔابٖ
٥٥ جَهَنَّمَ يَصۡلَوۡنَهَا فَبِئۡسَ ٱلۡمِهَادُ ٥٦ هَٰذَا فَلۡيَذُوقُوهُ حَمِيمٞ
وَغَسَّاقٞ ٥٧ وَءَاخَرُ مِن شَكۡلِهِۦٓ أَزۡوَٰجٌ ٥٨ هَٰذَا فَوۡجٞ
مُّقۡتَحِمٞ مَّعَكُمۡ لَا مَرۡحَبَۢا بِهِمۡۚ إِنَّهُمۡ صَالُواْ ٱلنَّارِ ٥٩ قَالُواْ
بَلۡ أَنتُمۡ لَا مَرۡحَبَۢا بِكُمۡۖ أَنتُمۡ قَدَّمۡتُمُوهُ لَنَاۖ فَبِئۡسَ ٱلۡقَرَارُ ٦٠
قَالُواْ رَبَّنَا مَن قَدَّمَ لَنَا هَٰذَا فَزِدۡهُ عَذَابٗا ضِعۡفٗا فِي ٱلنَّارِ ٦١



43 Мо дуои Аюб (а)-ро пазируфтем, ранҷу азобашро бартараф сохтем ва ба ӯ хонаводааш ва ҳамроҳи хонаводааш монанди онҳоро аз фарзандону наберагон ба ӯ ато кардем,[1] ин аз ҷониби Мо раҳмате дар ҳаққи Аюб (а) ва подоши дар сахтиҳо сабр намуданаш буд ва то аз ин саргузашт соҳибхирадон панд бигиранд, ки оқибати сабр кушоиш ва касби савоб аст.

44 Вақте Аюб (а) аз ҳамсараш ба ғазаб омада, савганд ёд кард, ки ӯро сад тозиёна мезанад, Мо ба вай гуфтем: "**Бо дасти хеш як даста шохаҳои дарахти хурморо бигир, пас бо он ҳамсаратро бизан, то савгандатро ба ҷо оварда бошӣ ва савганди худро машикан.**" Аюб (а) як даста шохаҳои дарахти хурморо гирифта, бо он ҳамсарашро зад. Ҳамоно Мо ӯро дар баробари сахтиҳо бандаи босабр ёфтем. Вай чӣ бандаи неке буд. Бегумон Аюб (а) бандаи зиёд тавбакори ба сӯи Худо бозгашткунанда буд.

45 Ва эй Паёмбар, бандагони мухтору паёмбарони Мо, Иброҳим ва Исҳоқ ва Яъқубро, ки дар ибодат ва ҷустуҷӯи ризои илоҳӣ соҳиби нерӯи азим ва дар шинохти ҳақиқат дорои басират буданд, ёд кун.

46 Ҳамоно Мо бо хусусияте, ки онҳоро бо он хос гардонида будем, дар ҳаққашон эҳсон намудем. Хусусият аз он иборат буд, ки онҳо бо ёдоварии охират, иҷро намудани амали шоиста ва даъвати мардум ба омодагии рӯзи қиёмат қалби худро обод месохтанд.[2]

47 Ва бешак, онҳо аз зумраи бандагони барои ибодат баргузидаи ниҳоят неки Мо буданд. Онҳоро ба он мақсад баргузидем, ки рисолати Моро ба мардум бирасонанд.

48 Ва эй Паёмбар, Исмоил ибни Иброҳим ва Ясаъ ва Зулкифлро ёд кун ва ба онҳо санои нек бифирист. Чунки ин ҷамоа арзандаи санои неканд. Ва ҳамаи онҳо аз бандагони неки баргузидаи Худо ҳастанд.

49 Ин ёдоварии бандагони мазкур бо санои нек дар Қуръон аст. Ва бегумон дар охират барои парҳезкорони иҷрокунандаи дастуроти илоҳӣ ҷои бозгашти нек аст.

50 Он ҷои бозгашти нек боғҳое барои сукунати ҳамешагист. Онҳо дар ҳоле вориди биҳишт мешаванд, ки дарҳояш барои истиқболашон боз карда шудааст.

51 Биҳиштиҳо дар ҷаннат бар тахтҳои ороста такя мезананд, онҳо дар онҷо ҳар чи аз меваҳои зиёди рангоранг ва нӯшобаҳои мухталиф хоҳанд, аз ходимонашон дархост мекунанд, то онро пешкаш созанд.

52 Ва назди аҳли ҷаннат заноне мавҷуданд, ки ҷуз шавҳаронашон дигар ба касе нигоҳ намекунанд, онҳо бо якдигар ҳамсинну соланд.

53 Эй парҳезкорон, ин подоши некест, ки барои рӯзи қиёмат дар ивази аъмоли шоистаи дар дунё анҷом додаатон ваъда дода мешавед.

54 Ҳамоно ин неъматҳои ёдшуда ризқи Мо аст. Онро рӯзи охират ба бандагони парҳезкорамон рӯзӣ менамоем. Он рӯзии ҷовидона аст.

55 Ин подоши парҳезкорон аст. Ва бешак, ба бандагони бо куфру маъсият аз ҳудуди илоҳӣ таҷовузкор дигар навъ ҷазо дода мешавад. Барои онҳо рӯзи қиёмат бадтарин ҷои бозгашт аст.

56 Ҷои бозгашташон дӯзах буда, дар охират вориди он мешаванд, дӯзах онҳоро иҳота карда, аз он ранҷ мебаранд, оташи ҷаҳаннам чун бистарашон мегардад. Пас он чӣ бистари бадест.

57 Ин азоби аҳли ҷаҳаннам оби ниҳоят пурҳарорат ва зардоби аз ҷасади дӯзахиён берушаванда аст. Пас аз ин нӯшоба, ки ташнагиро бартараф намесозад, бояд бинӯшанд.

58 Барои аҳли дӯзах аз шакли ин азоб уқубати дигарест. Онҳоро чанд навъ азобест, ки рӯзи қиёмат бо он ҷазо дода мешаванд.

59 Вақте дӯзахиён вориди дӯзах шаванд, дар байнашон монанди тарафҳои даъвогар дашному носазогӯӣ сар мезанад, як гурӯҳ аз гурӯҳи дигар безорӣ меҷӯянд. Баъзеашон мегӯянд: "**Ин тоифаи аҳли дӯзах ҳамроҳатон ба дӯзах медароянд.**" Баъзеи дигар посух дода мегӯянд: "**Хуш наомаданд. Ҳамоно онҳо ба ҷаҳаннам ворид шуда, монанди мо ранҷ мебаранд.**"

60 Пайравон ба раҳбаронашон мегӯянд: "**Эй пешвоён, балки шумо хуш наомадед. Зеро ҳамин шумо бо гумроҳсозӣ ва иғвогарӣ сабаби гирифтории мо ба ин азоби сахт гаштед. Пас ин макон, ки қароргоҳи ҳамаи мост, чӣ ҷои бадест.**"

61 Пайравон мегӯянд: "**Эй Парвардигорамон, ҳар кас моро аз роҳи рост гумроҳ сохта, ин уқубатро ба сарамон овард, азобашро дар оташи дӯзах ду баробар бигардон.**"

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳар ки дар ранҷу кулфат сабр кунад, Худованд ба ӯ дар дунё ва охират подош медиҳад ва дуояшро мепазирад;

2.Аз оятҳои баёншуда маълум мешавад, ки агар зан шавҳарашро итоат накунад, мард ҳақ дорад бо мақсади танбеҳ ӯро бизанад. Зеро Аюб (а) барои задани занаш савганд хӯрд ва савгандашро иҷро кард. Вале набояд задани мард боиси шикастан ё ҷароҳат бардоштани ҳамсараш гардад.

1. Дар бораи он ки Худованд ба Аюб (а) хонаводаашро ато намуд, муфассирон назарҳои мухталиф доранд. Як гурӯҳи онҳо бар ин назаранд, ки Худо аҳли ӯро баъд аз вафоташон дубора зинда гардонид. Имом Алусӣ (р) инро раъйи ҷумҳури донишмандон медонад. Аммо як гурӯҳи дигар мегӯянд, балки Худо хонадони ӯро баъд аз парокандагӣ сарҷамъ сохт. (**Мутарҷим**)

2. Имом Ибни Касир (р) аз Молик ибни Динор ва Атои Хуросонӣ нақл карда аст, ки гуфтаанд: "**Худо аз қалби онҳо муҳаббати дунё ва ёди онро барканда, танҳо муҳаббати охират ва ёди онро ҷой дод.**" (**Мутарҷим**)

وَقَالُوا۟ مَا لَنَا لَا نَرَىٰ رِجَالًا كُنَّا نَعُدُّهُم مِّنَ ٱلْأَشْرَارِ ٦٢ أَتَّخَذْنَٰهُمْ
سِخْرِيًّا أَمْ زَاغَتْ عَنْهُمُ ٱلْأَبْصَٰرُ ٦٣ إِنَّ ذَٰلِكَ لَحَقٌّ تَخَاصُمُ أَهْلِ
ٱلنَّارِ ٦٤ قُلْ إِنَّمَآ أَنَا۠ مُنذِرٌ ۖ وَمَا مِنْ إِلَٰهٍ إِلَّا ٱللَّهُ ٱلْوَٰحِدُ ٱلْقَهَّارُ ٦٥
رَبُّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ وَمَا بَيْنَهُمَا ٱلْعَزِيزُ ٱلْغَفَّٰرُ ٦٦ قُلْ هُوَ نَبَؤٌا۟
عَظِيمٌ ٦٧ أَنتُمْ عَنْهُ مُعْرِضُونَ ٦٨ مَا كَانَ لِىَ مِنْ عِلْمٍۭ بِٱلْمَلَإِ ٱلْأَعْلَىٰٓ
إِذْ يَخْتَصِمُونَ ٦٩ إِن يُوحَىٰٓ إِلَىَّ إِلَّآ أَنَّمَآ أَنَا۠ نَذِيرٌ مُّبِينٌ ٧٠ إِذْ قَالَ
رَبُّكَ لِلْمَلَٰٓئِكَةِ إِنِّى خَٰلِقٌۢ بَشَرًا مِّن طِينٍ ٧١ فَإِذَا سَوَّيْتُهُۥ وَنَفَخْتُ
فِيهِ مِن رُّوحِى فَقَعُوا۟ لَهُۥ سَٰجِدِينَ ٧٢ فَسَجَدَ ٱلْمَلَٰٓئِكَةُ كُلُّهُمْ
أَجْمَعُونَ ٧٣ إِلَّآ إِبْلِيسَ ٱسْتَكْبَرَ وَكَانَ مِنَ ٱلْكَٰفِرِينَ ٧٤ قَالَ
يَٰٓإِبْلِيسُ مَا مَنَعَكَ أَن تَسْجُدَ لِمَا خَلَقْتُ بِيَدَىَّ ۖ أَسْتَكْبَرْتَ أَمْ كُنتَ
مِنَ ٱلْعَالِينَ ٧٥ قَالَ أَنَا۠ خَيْرٌ مِّنْهُ ۖ خَلَقْتَنِى مِن نَّارٍ وَخَلَقْتَهُۥ مِن طِينٍ
٧٦ قَالَ فَٱخْرُجْ مِنْهَا فَإِنَّكَ رَجِيمٌ ٧٧ وَإِنَّ عَلَيْكَ لَعْنَتِىٓ إِلَىٰ يَوْمِ ٱلدِّينِ
٧٨ قَالَ رَبِّ فَأَنظِرْنِىٓ إِلَىٰ يَوْمِ يُبْعَثُونَ ٧٩ قَالَ فَإِنَّكَ مِنَ
ٱلْمُنظَرِينَ ٨٠ إِلَىٰ يَوْمِ ٱلْوَقْتِ ٱلْمَعْلُومِ ٨١ قَالَ فَبِعِزَّتِكَ
لَأُغْوِيَنَّهُمْ أَجْمَعِينَ ٨٢ إِلَّا عِبَادَكَ مِنْهُمُ ٱلْمُخْلَصِينَ ٨٣



62 Ва мутакаббирони саркаш дар рӯзи қиёмат мегӯянд: “**Чаро мо ҳамроҳи худ дар ҷаҳаннам мардонеро намебинем, ки онҳоро дар дунё аз зумраи касони бади бадбахти лоиқи азоб меҳисобидем?**[1]

63 **Оё тамасхури мо дар ҳаққи онҳо хато буд ва барои ҳамин лоиқи ҷаҳаннам нашудаанд ё тамасхурамон дар ҳаққашон дуруст буд ва имрӯз вориди ҷаҳаннам шудаанд, аммо чашмамон ба онҳо намеафтад?!**”

64 Ба дурустӣ ки бо якдигар даъво кардани кофирон рӯзи қиёмат ҳақиқатест, ки дар он шакке нест.

65 Эй Паёмбар, ба кофирони қавмат бигӯ: “**Ба дурустӣ ки ман бимдиҳандаи шумо аз азоб ҳастам. Агар ба Аллоҳ (ҷ) кофир шавед ва фиристодагонашро ба дурӯғгӯӣ нисбат диҳед, гирифтори азоб мегардед. Ва ҳеҷ маъбуди барҳаққи лоиқи ибодат ба ҷуз Аллоҳи дар азамат ва исму сифат Ягонаи бар ҳамаи чиз Ғолиб, ки кулли махлуқот тобеи Ӯ мебошанд, вуҷуд надорад.**

66 **Ӯ Парвардигори осмонҳову замин ва Парвардигори ҳамаи мавҷудоти байнашон буда, Ғолибу Бахшандаи гуноҳи бандагони тавбакор аст.**”

67 Эй Паёмбар, ба такзибкунандагон бигӯ: “**Бешубҳа, Қуръон дорои хабари бағоят муҳим аст.**

68 **Шумо аз ин хабари муҳим рӯй гардонида, ба он таваҷҷӯҳ наменамоед.**

69 **Ман оиди он гуфтугӯ ва баҳсе, ки вобаста ба офаридани Одам (а) дар байни фариштагон доир гашта буд, илм надоштам, агар Худо бароям пайғом намефиристод. Бо пайғоми илоҳӣ дар бораи он маълумот ҳосил кардам.**

70 **Худо ба ман пайғом намефиристад, магар барои он ки ман шуморо аз азоби Ӯ бимдиҳандаи ошкорам.**”

71 Эй Паёмбар, он замонеро ба хотир биёр, ки Парвардигорат ба фариштагон гуфт: “**Ба дурустӣ ки Ман аз гил инсоне (Одам (а))-ро меофарам.**

72 **Пас замоне офариданашро ба итмом расонидам ва сурати ӯро сомон бахшидам ва дар ӯ аз рӯҳи мутааллиқ ба Худ дамидам, наздаш ба саҷда биравед.**”[2]

73 Пас фариштагон амри Худоро ба ҷо оварда, ҳама дар якҷоягӣ назди Одам (а) ба маънои арҷгузорӣ ва арзи салом саҷда карданд. Ҳеҷ кас аз иҷрои фармон сарпечӣ накард,-

74 магар Иблис, ки аз саҷда кардан кибр варзид ва ба ҳамин сабаб аз зумраи кофирон гардид.[3]

75 Худо гуфт: “**Эй Иблис, туро аз саҷда кардан назди Одам, ки Ман ӯро бо ду дасти (бемонанди) Худ офаридаам, чӣ боз дошт?! Оё кибр варзидӣ ва ҳамин боиси аз саҷда худдорӣ намуданат гардид ё қабл аз ин низ худро аз дигарон бартар меҳисобидӣ ва кибр доштӣ?!**”[4]

76 Иблис гуфт: “**Ман аз Одам беҳтар ҳастам. Ту маро аз оташ офаридаӣ ва ӯро аз гил офаридаӣ.**” Аз рӯи пиндори Иблис гӯё оташ аз гил шарофати бештар дошт.

77 Аллоҳ (ҷ) ба Иблис гуфт: “**Модом ки чунин мепиндорӣ ва аз иҷрои дастурам сарпечӣ мекунӣ, пас аз ҷаннат берун шав. Зеро ту бегумон аз раҳмати Ман рондашуда ҳастӣ.**

78 **Ва лаънату ғазабам бар ту то рӯзи қиёмат, ки рӯи ҷазост.**”[5]

79 Иблис гуфт: “**Модоме маро аз раҳмати Хеш ронда, мавриди лаънат ва ғазабат қарор додӣ, пас ба ман то рӯзе, ки бандагонатро дубора зинда мегардонӣ, мӯҳлат бидеҳ ва ҷонамро маситон.**”

80 Худо гуфт: “**Пас ба дурустӣ ки ту аз мӯҳлатдодашудагонӣ,-**

81 **то рӯзи вақти маълум, ки ҳалок гаштанат дар он муайян карда шудааст.**”

82 Иблис гуфт: “**Пас ба қудрат ва иззатат савганд ёд мекунам, ки ҳатман ҳамаи фарзандони Одамро гумроҳ месозам,-**

83 **ба ҷуз он бандагонат, ки Ту онҳоро аз гумроҳшавӣ нигоҳ дошта, холис барои ибодати Худ қарорашон додаӣ.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дар сурати мавҷудияти далелҳои Қуръони Суннат истифода аз қиёс равиши нодуруст ва ботил аст;
2.Куфри Иблис аз рӯи якравӣ ва кибр буд;
3.Худо аз бандагонаш ҳар киро холис барои ибодати Худ қарор диҳад, Иблис ӯро гумроҳ сохта наметавонад.

1. Мақсади кофирон мусалмонони фақир ё умуми мусалмонон ҳастанд (**Мутарҷим**)
2. Ин саҷдаи арзи салом буд, на саҷдаи ибодат, ки хоси Худост. (**Мутарҷим**)
3. Феъли “**كان**“ дар ояти карима аз ҷониби муфассирон бо ду маъно тафсир шуда аст. Якум, феъли мазкур ба маънои “**صـــــار**”яъне, “**гардид**” аст. Дуюм, он ба маънои аслии худ буда, тарҷумааш чунин аст: “**...ва Иблис дар илми азалии Худо аз зумраи кофирон буд.**” Аз сабаби он ки муаллифони ба ҳеҷ яке аз ин ду маъно ишора накардаанд, камина раъйи якумро баргузида, дар тарҷума дарҷ намудам. (**Мутарҷим**)
4. Мақсад аз пурсиш, инкор ва сарзаниш аст. (**Мутарҷим**)
5. Аммо дар қиёмат лаънат ва ғазаби Худо нисбат ба Иблис бештар мегардад. (**Мутарҷим**)

قَالَ فَالْحَقُّ وَالْحَقَّ أَقُولُ ﴿٨٤﴾ لَأَمْلَأَنَّ جَهَنَّمَ مِنكَ وَمِمَّن تَبِعَكَ مِنْهُمْ
أَجْمَعِينَ ﴿٨٥﴾ قُلْ مَا أَسْأَلُكُمْ عَلَيْهِ مِنْ أَجْرٍ وَمَا أَنَا مِنَ الْمُتَكَلِّفِينَ
﴿٨٦﴾ إِنْ هُوَ إِلَّا ذِكْرٌ لِّلْعَالَمِينَ ﴿٨٧﴾ وَلَتَعْلَمُنَّ نَبَأَهُ بَعْدَ حِينٍ ﴿٨٨﴾

ترتيبها ٣٩ — سُورَةُ الزُّمَرِ — آياتها ٧٥

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

تَنزِيلُ الْكِتَابِ مِنَ اللَّهِ الْعَزِيزِ الْحَكِيمِ ﴿١﴾ إِنَّا أَنزَلْنَا إِلَيْكَ
الْكِتَابَ بِالْحَقِّ فَاعْبُدِ اللَّهَ مُخْلِصًا لَّهُ الدِّينَ ﴿٢﴾ أَلَا
لِلَّهِ الدِّينُ الْخَالِصُ وَالَّذِينَ اتَّخَذُوا مِن دُونِهِ أَوْلِيَاءَ
مَا نَعْبُدُهُمْ إِلَّا لِيُقَرِّبُونَا إِلَى اللَّهِ زُلْفَىٰ إِنَّ اللَّهَ يَحْكُمُ
بَيْنَهُمْ فِي مَا هُمْ فِيهِ يَخْتَلِفُونَ إِنَّ اللَّهَ لَا يَهْدِي مَنْ هُوَ
كَاذِبٌ كَفَّارٌ ﴿٣﴾ لَّوْ أَرَادَ اللَّهُ أَن يَتَّخِذَ وَلَدًا لَّاصْطَفَىٰ
مِمَّا يَخْلُقُ مَا يَشَاءُ سُبْحَانَهُ هُوَ اللَّهُ الْوَاحِدُ الْقَهَّارُ
﴿٤﴾ خَلَقَ السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضَ بِالْحَقِّ يُكَوِّرُ اللَّيْلَ عَلَى
النَّهَارِ وَيُكَوِّرُ النَّهَارَ عَلَى اللَّيْلِ وَسَخَّرَ الشَّمْسَ وَالْقَمَرَ
كُلٌّ يَجْرِي لِأَجَلٍ مُّسَمًّى أَلَا هُوَ الْعَزِيزُ الْغَفَّارُ ﴿٥﴾



(84) Худо гуфт: “**Пас ҳақ аз Ман аст ва Ман танҳо ҳақро мегӯям:**
(85) “**Савганд ёд мекунам, ки рӯзи қиёмат дӯзахро аз ту ва аз ҳамаи касоне аз фарзандони Одам, ки дар куфр пайравии туро кардаанд, пур месозам.**”
(86) Эй Паёмбар, ба ин мушрикон бигӯ: “**Ман дар бадали он чи аз пайғоми Худо мерасонам, аз шумо подош талаб намекунам. Ва ман аз зумраи бандагоне нестам, ки аз пеши худ сухан бофам.**
(87) **Қуръон барои инсонҳо ва ҷинҳои болиғу оқил ба ҷуз панд чизе нест.**
(88) **Ва шумо ҳатман баъди замони наздик чун бимиред, рост будани хабари ин Қуръонро хоҳед донист.**”

### СУРАИ “ЗУМАР”
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА АЗ РӮИ ТАРТИБ СИВУ НУҲУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ ДОРОИ ҲАФТОДУ ПАНҶ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Даъват ба тавҳид, ихлос, тарки ширк ва баёни оқибати ҳар кадоми он дар охират.

**Тафсир:**

(1) Қуръон Китобест, ки аз сӯи Аллоҳи Ғолиби Мағлубнашавандаи дар офаридан, тадбир ва аҳкомаш бағоят Ҳаким нозил карда шудааст. Қуръон каломи махлуқ нест.
(2) Эй Паёмбар, ҳамоно Мо Қуръонро, ки шомили ҳақиқат аст,[1] бар ту фуруд овардем. Ахбораш дуруст ва аҳкомаш одилона аст. Пас танҳо Аллоҳи Ягонаро дар ҳоле тавҳид ва ибодати худро холис барои Ӯ қарор медиҳӣ, бипараст.
(3) Огоҳ бошед! Дини холӣ аз ширк танҳо аз Худо аст. Ва касоне, ки ҷуз Худо аз бутҳо ва дигар маъбудҳо барои худ ёвар мегиранд, баҳона пеш оварда мегӯянд: “**Ин маъбудҳоро фақат барои он мепарастем, ки моро аз рӯи мақом ба Худо наздик созанд, ҳоҷатҳоямонро ба Ӯ расонанд, назди Худо шафоатамон кунанд.**” Ба дурустӣ, Худо рӯзи қиёмат байни мӯъминони яктопараст ва кофирони мушрик дар он чи оиди яктопарастӣ ихтилоф мекарданд, доварӣ менамояд. Бешак, Худо ба он бандае, ки дурӯғгӯи носипос буда, аз дурӯғгӯӣ ва носипосӣ ба Худо ширк меорад ва ба неъматҳо носипосӣ мекунад, тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро намедиҳад.
(4) Агар Худо фарзанд гирифтан мехост, аз халқаш он чиро мехост, бармегузид ва ба ҷои фарзандаш қарор медод. Ӯ аз он чи мушрикон мегӯянд, пок мебошад. Ӯ Худои дар Зоту сифот ва афъоли Худ Ягонаи бар тамоми махлуқоташ Ғолиб аст.
(5) Худо осмонҳо ва заминро барои ҳикмати муҳим офаридааст. Он дуро чунончи ситамкорон мепиндоранд, барабас халқ накардааст. Шабро бар рӯз мепечад ва рӯзро бар шаб мепечад. Вақте якеаш ояд, дигараш нопадид мегардад. Ва офтоб ва моҳро мусаххар сохтааст. Ҳар яки он ду то вақти назди Худо муайян (**ба охир расидани ҳаёти дунё**) ҳаракат мекунад. Огоҳ бошед! Ӯ Зоти ҳамеша Ғолиби аз душманонаш Интиқомҷӯи Бахшандаи гуноҳи тавбакорон аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Даъватгар танҳо аз Худо подош мехоҳад ва дар ивази амалаш аз мардум музд наметалабад;
2.Такаллуф (**сохтакорӣ**) аз дин нест;
3.Тавассул ба восиатаи номҳо ва сифатҳои Худо, амалҳои солеҳ ва дуои шахси дигар анҷом дода мешавад.

1. Муаллифони китоб калимаи “بالحق”-ро дар ояти карима аз нигоҳи қоидаи наҳвӣ ба эътибори ҷои пайванди он бо ишора ҳол гуфтаанд, аммо банда ба эътибори он ки **ҳол** ва **соҳибҳол** дар асл сифату мавсуфанд, онро ба сурати сифату мавсуф тарҷума кардам, то маъно беҳтар возеҳ гардад. (**Мутарҷим**)

خَلَقَكُم مِّن نَّفْسٍ وَاحِدَةٍ ثُمَّ جَعَلَ مِنْهَا زَوْجَهَا وَأَنزَلَ لَكُم
مِّنَ الْأَنْعَامِ ثَمَانِيَةَ أَزْوَاجٍ يَخْلُقُكُمْ فِي بُطُونِ أُمَّهَاتِكُمْ
خَلْقًا مِّن بَعْدِ خَلْقٍ فِي ظُلُمَاتٍ ثَلَاثٍ ذَٰلِكُمُ اللَّهُ رَبُّكُمْ لَهُ
الْمُلْكُ لَا إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ فَأَنَّىٰ تُصْرَفُونَ ٦ إِن تَكْفُرُوا فَإِنَّ
اللَّهَ غَنِيٌّ عَنكُمْ وَلَا يَرْضَىٰ لِعِبَادِهِ الْكُفْرَ وَإِن تَشْكُرُوا يَرْضَهُ
لَكُمْ وَلَا تَزِرُ وَازِرَةٌ وِزْرَ أُخْرَىٰ ثُمَّ إِلَىٰ رَبِّكُم مَّرْجِعُكُمْ
فَيُنَبِّئُكُم بِمَا كُنتُمْ تَعْمَلُونَ إِنَّهُ عَلِيمٌ بِذَاتِ الصُّدُورِ ٧
۞ وَإِذَا مَسَّ الْإِنسَانَ ضُرٌّ دَعَا رَبَّهُ مُنِيبًا إِلَيْهِ ثُمَّ إِذَا خَوَّلَهُ نِعْمَةً
مِّنْهُ نَسِيَ مَا كَانَ يَدْعُو إِلَيْهِ مِن قَبْلُ وَجَعَلَ لِلَّهِ أَندَادًا لِّيُضِلَّ
عَن سَبِيلِهِ قُلْ تَمَتَّعْ بِكُفْرِكَ قَلِيلًا إِنَّكَ مِنْ أَصْحَابِ النَّارِ
٨ أَمَّنْ هُوَ قَانِتٌ آنَاءَ اللَّيْلِ سَاجِدًا وَقَائِمًا يَحْذَرُ الْآخِرَةَ
وَيَرْجُو رَحْمَةَ رَبِّهِ قُلْ هَلْ يَسْتَوِي الَّذِينَ يَعْلَمُونَ وَالَّذِينَ
لَا يَعْلَمُونَ إِنَّمَا يَتَذَكَّرُ أُولُو الْأَلْبَابِ ٩ قُلْ يَا عِبَادِ الَّذِينَ
آمَنُوا اتَّقُوا رَبَّكُمْ لِلَّذِينَ أَحْسَنُوا فِي هَٰذِهِ الدُّنْيَا حَسَنَةٌ
وَأَرْضُ اللَّهِ وَاسِعَةٌ إِنَّمَا يُوَفَّى الصَّابِرُونَ أَجْرَهُم بِغَيْرِ حِسَابٍ ١٠

ربع الحزب ٤٦



(6) Эй мардум, Худо шуморо аз як шахс (**Одам (а)**) халқ кард, сипас ҳамсараш Ҳавворо аз он падид овард. Ва барои шумо аз чаҳорпоён (**шутур, гов, гӯсфанд, буз**) ҳашт навъ, аз ҳар синф як нар ва як модаро офарид. Ӯ шуморо дар батни модаронатон марҳила баъд аз марҳила дар торикиҳои сегона (**шикам, заҳдон, бачадон**) меофарад. Ин Зоти Офаридгори мавҷудот Аллоҳи Парвардигори шумост. Моликият ва фармонравоӣ танҳо аз Ӯст. Ғайр аз Ӯ маъбуди ҳақиқӣ нест. Модом ки чунин аст, пас читавр аз ибодати Ӯ ба ибодати махлуқот баргардонида мешавед?!

(7) Эй мардум, агар ба Парвардигоратон кофир шавед, пас Аллоҳ (ч) аз имони шумо Бениёз аст. Куфратон ба Ӯ зиён намерасонад, балки зарари он ба худи шумо бармегардад. Ва Ӯ аз бандагонаш куфрро351намеписандад ва онҳоро ба куфр амр намекунад. Зеро Худо ба корҳои зишту нописанд фармон намедиҳад. Ва агар Ӯро дар баробари лутфу эҳсонҳояш сипосгузорӣ кунед ва имон оред, сипосгузории шуморо меписандад ва дар бадали он аҷратон медиҳад. Ва ҳеҷ кас гуноҳи каси дигарро бар дӯши хеш намегирад. Балки ҳар кас дар гарави амали худ аст. Сипас бозгаштатон рӯзи қиёмат танҳо ба сӯи Парвардигоратон аст. Пас шуморо аз он чи дар дунё анҷом медодед, бохабар месозад ва подошатон хоҳад дод. Ҳамоно Аллоҳ (ч) аз асрори қалби бандагон нек Огоҳ аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида намемонад.

(8) Ва чун ба инсони кофир зиёне ба мисли беморӣ, аз даст додани амвол, тарси ғарқшавӣ дар дарё ва ғайра бирасад, сӯи Парвардигораш баргашта, танҳо Ӯро мехонад, то он зиёнро бартараф гардонад. Сипас чун Парвардигор ба вай неъмате ба мисли бартараф сохтани он зарар бидиҳад, Худоеро, ки қаблан дуо ва зорию тавалло мекард, фаромӯш ва тарк месозад ва барои Худо анбозҳо қарор медиҳад, то дигаронро аз роҳи васлкунанда ба Ӯ гумроҳ кунад. Эй Паёмбар, ба шахси дорои ин сифат бигӯ: "**Аз куфрат дар умри боқимондаат, ки замони андак аст, мувaққатан баҳраманд шав. Зеро бегумон ту рӯзи қиёмат аз ҳамдамони дӯзах ҳастӣ. Чунончи дӯст аз дӯсташ ҷудо намешавад, ту низ аз дӯзах ҷудо намешавӣ.**"

(9) Оё он касе, ки мутеи Аллоҳ (ч) буда, соатҳои шаби худро дар ҳолати саҷда ва қиём мегузаронад, дар ҳоле аз охират метарсад ва ба раҳмати Парвардигораш умед дорад, беҳтар аст ё он кофире, ки дар сахтӣ Худоро парастида, дар фароҳӣ кофир гашта, ширк меорад?! Эй Паёмбар, бигӯ: "**Оё касоне, ки ба сабаби дар бораи Худо маърифат доштан он чиро Ӯ бар онҳо воҷиб кардааст, медонанд бо касоне, ки инро намедонанд, баробаранд?!**"[1] Ба дурустӣ ки фарқи байни ин ду гурӯҳро танҳо бандагони дорои хиради солим дарк мекунанд.

(10) Эй Паёмбар, ба бандагони боимонам бигӯ: "**Аз Парвардигори худ бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот битарсед. Барои он касоне аз шумо, ки некӣ мекунанд, дар ин дунё бо пирӯз гаштан алайҳи душман, тандурустӣ ва касби мол ва дар охират бо ноил гаштан ба ҷаннат подоши нек аст. Ва замини Аллоҳ (ч) паҳновар аст. Дар он барои ёфтани макони муносиби ибодат ҳиҷрат кунед. Ҳамоно рӯзи қиёмат ба бандагони босабр подошашон беҳисоб ба пуррагӣ дода мешавад, зеро бисёр ва гуногунранг аст.**"

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Худо бандаро дар батни модар низ ҳифз мекунад;

2.Худо дорои сифати тавонгарӣ ва ризомандӣ аст;

3.Рӯй овардани кофир дар сахтӣ ба Худо ва дар фароҳӣ ба куфр далели ноҳамворӣ ва изтироби ӯст;

4.Тарс аз азоби дӯзах ва умедворӣ ба ҷаннат ду сифати аҳли имон аст.

---

1. Пурсиш ба маънои инкор аст. (**Мутарҷим**)

قُلۡ إِنِّيٓ أُمِرۡتُ أَنۡ أَعۡبُدَ ٱللَّهَ مُخۡلِصٗا لَّهُ ٱلدِّينَ ١١ وَأُمِرۡتُ لِأَنۡ أَكُونَ
أَوَّلَ ٱلۡمُسۡلِمِينَ ١٢ قُلۡ إِنِّيٓ أَخَافُ إِنۡ عَصَيۡتُ رَبِّي عَذَابَ يَوۡمٍ عَظِيمٖ
١٣ قُلِ ٱللَّهَ أَعۡبُدُ مُخۡلِصٗا لَّهُۥ دِينِي ١٤ فَٱعۡبُدُواْ مَا شِئۡتُم مِّن دُونِهِۦۗ
قُلۡ إِنَّ ٱلۡخَٰسِرِينَ ٱلَّذِينَ خَسِرُوٓاْ أَنفُسَهُمۡ وَأَهۡلِيهِمۡ يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِۗ
أَلَا ذَٰلِكَ هُوَ ٱلۡخُسۡرَانُ ٱلۡمُبِينُ ١٥ لَهُم مِّن فَوۡقِهِمۡ ظُلَلٞ مِّنَ ٱلنَّارِ
وَمِن تَحۡتِهِمۡ ظُلَلٞۚ ذَٰلِكَ يُخَوِّفُ ٱللَّهُ بِهِۦ عِبَادَهُۥۚ يَٰعِبَادِ فَٱتَّقُونِ ١٦
وَٱلَّذِينَ ٱجۡتَنَبُواْ ٱلطَّٰغُوتَ أَن يَعۡبُدُوهَا وَأَنَابُوٓاْ إِلَى ٱللَّهِ لَهُمُ ٱلۡبُشۡرَىٰۚ
فَبَشِّرۡ عِبَادِ ١٧ ٱلَّذِينَ يَسۡتَمِعُونَ ٱلۡقَوۡلَ فَيَتَّبِعُونَ أَحۡسَنَهُۥٓۚ
أُوْلَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ هَدَىٰهُمُ ٱللَّهُۖ وَأُوْلَٰٓئِكَ هُمۡ أُوْلُواْ ٱلۡأَلۡبَٰبِ ١٨
أَفَمَنۡ حَقَّ عَلَيۡهِ كَلِمَةُ ٱلۡعَذَابِ أَفَأَنتَ تُنقِذُ مَن فِي ٱلنَّارِ ١٩
لَٰكِنِ ٱلَّذِينَ ٱتَّقَوۡاْ رَبَّهُمۡ لَهُمۡ غُرَفٞ مِّن فَوۡقِهَا غُرَفٞ مَّبۡنِيَّةٞ تَجۡرِي
مِن تَحۡتِهَا ٱلۡأَنۡهَٰرُۖ وَعۡدَ ٱللَّهِ لَا يُخۡلِفُ ٱللَّهُ ٱلۡمِيعَادَ ٢٠ أَلَمۡ تَرَ
أَنَّ ٱللَّهَ أَنزَلَ مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءٗ فَسَلَكَهُۥ يَنَٰبِيعَ فِي ٱلۡأَرۡضِ ثُمَّ
يُخۡرِجُ بِهِۦ زَرۡعٗا مُّخۡتَلِفًا أَلۡوَٰنُهُۥ ثُمَّ يَهِيجُ فَتَرَىٰهُ مُصۡفَرّٗا ثُمَّ
يَجۡعَلُهُۥ حُطَٰمًاۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَذِكۡرَىٰ لِأُوْلِي ٱلۡأَلۡبَٰبِ ٢١



(11) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ҳамоно ман аз ҷониби Аллоҳ (ҷ) амр шудаам, ки танҳо Ӯро парастида, ибодатро холис барои Ӯ анҷом диҳам.**

(12) **Ва ба ман дастур додааст, ки аз байни ин уммат нахустин бандаи мутеъ ва таслимшудаи Ӯ бошам.**”

(13) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ба дурустӣ, агар ман Парвардигорамро нофармонӣ кунам, аз азоби рӯзи бузург метарсам.**” Мурод аз он рӯзи қиёмат аст.[1]

(14) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ман танҳо Аллоҳро парастида, ибодати худро холис барои Ӯ мегардонам. Ҷуз Ӯ чизеро намепарастам.**”

(15) Пас, эй мушрикон, ҳар чиро аз бутҳо мехоҳед, бипарастед.[2] Эй Паёмбар, бигӯ: “**Зиёнкорони ҳақиқӣ он касонеанд, ки рӯзи қиёмат нисбат ба худ ва хонадонашон зиён расонидаанд.**” Дар охират бо хонадонашон мулоқот намекунанд. Чунки агар аҳли оилаашон дохили ҷаннат шаванд, онҳо дар дӯзах мемонанд ва агар ҳамаашон вориди дӯзах шаванд, онҷо низ якдигарро намебинанд. Огоҳ бошед! Хасорати воқеии ошкор ҳамин аст.

(16) Барои зиёнкорони охират аз болои сарашон дуду алангаи оташу ҳарорат ва аз зери қадамашон дуду алангаи оташу ҳарорат аст. Аллоҳ (ҷ) бо зикри ин азоб бандагонашро метарсонад ва аз мубталои он гаштан ҳушдорашон медиҳад. Эй бандагонам, пас аз Ман бо иҷрои дастуротам ва парҳез аз манъкардаҳоям битарсед.

Чун Худо дар оятҳои мазкур аҳволи муҷримонро зикр кард, дар оятҳои зерин аҳволи бандагони солеҳро баён намуда мегӯяд:

(17) Ва касоне, ки аз ибодати он чи ғайри Худо парастида мешавад, дурӣ меҷӯянд ва бо тавбаи содиқона сӯи Худо бозмегарданд, онҳоро ҳангоми марг, дар қабр ва рӯзи қиёмат ба духули ҷаннат башорат дода мешавад. Эй Паёмбар, модом ки чунин аст, пас бандагонамро мужда бидеҳ,-

(18) он бандагоне, ки суханро гӯш мекунанд, неку бади онро ҷудо месозанд, баъдан аз сухани беҳтарини судманд пайравӣ менамоянд. Ин бандагони дорои сифатҳои мазкур он касонеанд, ки Худо ба онҳо тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро медиҳад ва инҳо ҳамон соҳибони хиради солиманд.

(19) Бар ҳар ки аз сабаби куфру залолатро идома доданаш калимаи азоб[3] қатъӣ гардад, пас ту Паёмбар қудрати онро надорӣ, ки ба вай тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро бидиҳӣ. Эй Паёмбар, оё ту он касеро, ки дорои чунин васф буда, дар оташи дӯзах қарор мегирад, аз он оташ раҳонида метавонӣ?![4]

(20) Лекин касоне, ки аз Парвардигорашон бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯоташ метарсанд, барояшон манзилҳои баланди болои ҳам сохташудааст, аз зери манзилҳояшон наҳрҳо ҷорӣ мебошад. Ин ваъдаро Худо ба онҳо додааст. Худо ба ваъдааш хилоф намекунад.

(21) Эй бандаи ҳушманд, ҳамоно ту аз рӯи мушоҳидаи худ мебинӣ ва медонӣ, ки Аллоҳ (ҷ) аз осмон оби боронро фуруд оварда, пас онро дар чашмаҳо ва маҷроҳои замин дохил намуда, сипас бо он зироати гуногунрангро берун меорад, сипас баъди гузаштани чанд муддат он зироат хушк мегардад, пас ту бинанда онро баъд аз он ки сабзранг буд, зардранг мебинӣ, сипас Худо он зироатро баъди хушкшавӣ шикастаи реза-реза мегардонад. Ҳамоно дар он чи зикр гашт, барои соҳибони қалби зинда ёдоварӣ ва панд аст![5]

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ихлос дар ибодат шарти қабулшавии он аст;
2.Маъсият ғазаб ва азоби Худоро меорад;
3.Ҳидояти тавфиқ дар дасти Худост. Паёмбар (а) аз уҳдаи иҷрои он намебароянд.

1. Аз сабаби даҳшатҳои рӯзи қиёмат он ба “**рӯзи бузург**” тавсиф шуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Амр дар ин ояти карима ба маънои таҳдид аст. (**Муаллифон**)
3. Яъне, таҳдиди Худо оиди азоб қатъӣ гардад. (**Мутарҷим**)
4. Пурсиш ба маънои инкор аст. (**Мутарҷим**)
5. Мақсад аз ин ояти карима барҳазар намудани бандагон аз фурӯ рафтан дар муҳаббати дунё аст. Набояд бандаи ҳушманд дилбастаи дунё гашта, охиратро аз ёд барорад. Зеро дунё монанди аз оламӣ наботот мисол овардаи Худо нахуст месабзад, аммо оқибат пажмурда шуда, аз байн меравад. Ҳар бандаи оқил метавонад аз ҳодисаҳои рӯзгор ибрат бигирад. (**Мутарҷим**)

أَفَمَن شَرَحَ ٱللَّهُ صَدۡرَهُۥ لِلۡإِسۡلَٰمِ فَهُوَ عَلَىٰ نُورٖ مِّن رَّبِّهِۦۚ فَوَيۡلٞ
لِّلۡقَٰسِيَةِ قُلُوبُهُم مِّن ذِكۡرِ ٱللَّهِۚ أُوْلَٰٓئِكَ فِي ضَلَٰلٖ مُّبِينٍ ٢٢
ٱللَّهُ نَزَّلَ أَحۡسَنَ ٱلۡحَدِيثِ كِتَٰبٗا مُّتَشَٰبِهٗا مَّثَانِيَ تَقۡشَعِرُّ مِنۡهُ
جُلُودُ ٱلَّذِينَ يَخۡشَوۡنَ رَبَّهُمۡ ثُمَّ تَلِينُ جُلُودُهُمۡ وَقُلُوبُهُمۡ
إِلَىٰ ذِكۡرِ ٱللَّهِۚ ذَٰلِكَ هُدَى ٱللَّهِ يَهۡدِي بِهِۦ مَن يَشَآءُۚ وَمَن
يُضۡلِلِ ٱللَّهُ فَمَا لَهُۥ مِنۡ هَادٍ ٢٣ أَفَمَن يَتَّقِي بِوَجۡهِهِۦ سُوٓءَ
ٱلۡعَذَابِ يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِۚ وَقِيلَ لِلظَّٰلِمِينَ ذُوقُواْ مَا كُنتُمۡ تَكۡسِبُونَ
٢٤ كَذَّبَ ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِمۡ فَأَتَىٰهُمُ ٱلۡعَذَابُ مِنۡ حَيۡثُ
لَا يَشۡعُرُونَ ٢٥ فَأَذَاقَهُمُ ٱللَّهُ ٱلۡخِزۡيَ فِي ٱلۡحَيَوٰةِ ٱلدُّنۡيَاۖ وَلَعَذَابُ
ٱلۡأٓخِرَةِ أَكۡبَرُۚ لَوۡ كَانُواْ يَعۡلَمُونَ ٢٦ وَلَقَدۡ ضَرَبۡنَا لِلنَّاسِ فِي
هَٰذَا ٱلۡقُرۡءَانِ مِن كُلِّ مَثَلٖ لَّعَلَّهُمۡ يَتَذَكَّرُونَ ٢٧ قُرۡءَانًا عَرَبِيًّا
غَيۡرَ ذِي عِوَجٖ لَّعَلَّهُمۡ يَتَّقُونَ ٢٨ ضَرَبَ ٱللَّهُ مَثَلٗا رَّجُلٗا فِيهِ
شُرَكَآءُ مُتَشَٰكِسُونَ وَرَجُلٗا سَلَمٗا لِّرَجُلٍ هَلۡ يَسۡتَوِيَانِ مَثَلًاۚ
ٱلۡحَمۡدُ لِلَّهِۚ بَلۡ أَكۡثَرُهُمۡ لَا يَعۡلَمُونَ ٢٩ إِنَّكَ مَيِّتٞ وَإِنَّهُم
مَّيِّتُونَ ٣٠ ثُمَّ إِنَّكُمۡ يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِ عِندَ رَبِّكُمۡ تَخۡتَصِمُونَ ٣١



(22) Оё касе, ки Аллоҳ (ч) синаашро ба Ислом боз карда ва ҳидоят ёфтааст, пас вай бар басирате аз ҷониби Парвардигораш қарор дорад, бо касе, ки қалбаш сахт шуда, Худоро ёд намекунад, баробар аст?! Ин ду ҳаргиз яксон нестанд. Пас ҳидоятёфтагон наҷот меёбанд ва вой бар ҳоли касоне, ки қалбашон аз тарк кардани[1] зикри Аллоҳ (ч) сахт шудааст, ки хасорати бузург мебинанд. Инҳо дар гумроҳии ошкоранд.

(23) Аллоҳ (ч) бар Паёмбар Муҳаммад (с) Қуръонро, ки беҳтарин сухан аст, фуруд овард, Китобе, ки баъзеаш бо баъзеи дигар дар ростӣ, зебоӣ, алоқамандӣ ва адами зиддият шабоҳат дорад, дар он қиссаҳо ва аҳком, ваъда ва таҳдид, васфи аҳли ҳаққу ботил ва ғайра такрор андар такрор меояд, касоне, ки аз Парвардигори худ метарсанд, чун оятҳои дорои таҳдидро шунаванд, баданашон ба ларза меафтад, сипас чун оятҳои дорои башорат ва умедвор-кунандаро шунаванд, баданашон ва қалбашон бо зикри кардани Аллоҳ (ч) раҳмат, савоб ва ҷаннаташро[2] нарм мегардад. Ин сифатҳои Қуръон ва таъсир-нокиаш ҳидояти Аллоҳ (ч) буда, бо он ба ҳар ки хоҳад, тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро медиҳад. Ва Аллоҳ (ч) ба ҳар ки тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро надиҳад ва гумроҳ шавад, пас ҳеҷ кас ӯро ҳидоят карда наметавонад.

(24) Оё он касе, ки дар ҳолати куфр аз дунё мегузарад, Худо дасту пояшро завлона зада, ӯро ба дӯзах меандозад, вай кӯшиш мекунад, ки худро аз азоби бади дӯзах бо чеҳрааш нигоҳ бидорад,[3] бо он касе, ки Худо ба вай тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро медиҳад, пас рӯзи қиёмат бо тавфиқи Парвардигор вориди ҷаннат мегардад, яксон аст?![4] Ва он рӯз ба касоне, ки бо куфру маъсият бар ҷони худ ситам кардаанд, гуфта мешавад: "**Самараи талхи куфру маъсиятеро, ки дар дунё анҷом медодед, бичашед. Ҷазои шумо ҳамин аст.**"

(25) Умматҳои қабл аз ин мушрикон гузашта паёмбарони Худоро ба дурӯғгӯӣ нисбат доданд, пас азоб ба онҳо аз ҷое ногаҳон омад, ки аз он ҷо омаданашро тахмин намекарданд, то бо тавба омодагӣ бинанд.

(26) Пас Аллоҳ (ч) бо он уқубат барои он умматҳо дар зиндагонии дунё расвоӣ ва шармандагиро чашонд ва ҳамоно азоби охират, ки дар интизори онҳост, аз азоби ҳаёти дунё бузургтар ва сахттар аст, агар ин ҳақиқатро медонистанд.

(27) Ва бегумон Мо барои мардум дар ин Қуръон вобаста ба хайру шар, ҳаққу ботил, куфру имон ва ғайра масалаҳои гуногун овардаем, то мардум аз он ибрат бигиранд ва мутобиқи ҳақ амал карда, ботилро тарк созанд.

(28) Дар ҳоле ки ин Китоб[5] Қуръони бо забони арабӣ фурудомада буда, дар он инҳироф ва номафҳумӣ вуҷуд надорад, то онҳо бо иҷрои дастурот ва худдорӣ аз мамнӯот аз азоби Худо бипарҳезанд.

(29) Ва Аллоҳ (ч) барои баёни ҳолати мушрик ва яктопараст марди ғуломи чанд хоҷаи шарики бо ҳам кашмакашкунанда ва марди ба як хоҷаи мард хосро мисол задааст, ки якум агар баъзе аз хоҷагонашро розӣ кунад, баъзеи дигарашон ба хашм меоянд ва он ғулом доим дар вазъияти ҳайрату изтироб умр ба сар мебарад, аммо дуюм фақат як хоҷа дорад, хостаи хоҷаашро медонад, ба осонӣ хушнудаш месозад ва аз ҳамин сабаб дар вазъияти ором ва осуда қарор дорад. Оё ин ду мард аз рӯи масал баробаранд?! Ҳеҷ гоҳ баробар нестанд. Ситоиш фақат арзандаи Аллоҳ таолост. Лекин аксари мушрикон инро намедонанд ва ба ҳамин иллат ширк меоранд.

(30) Эй Паёмбар, ҳамоно ту ногузир мемирӣ ва мушрикони қавмат низ мемиранд.

(31) Сипас яқинан шумо мардум рӯзи қиёмат назди Парвардигори худ бо ҳам дар бораи он чи ихтилоф доред, даъво мекунед. Ин боис мешавад, ки ҳақ аз ноҳақ ҷудо гардад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мӯъминони ботақво вақти шунидани Қуръон ба ваҷд меоянд ва аз раҳнамоиҳои он суд мебаранд, аммо кофирон аз иршодоти он манфиат ҳосил намекунанд;

2.Дурӯғ шумурдани паёмбарон сабаб мешавад, ки банда дар дунё ё охират ва ё дар ҳар ду дунё дучори уқубат гардад;

3.Қуръони карим тамоми масоили муҳими дунё ва охиратро ба сурати мухтасар ё муфассал баён намуда, мисолҳои мухталиф овардааст.

---

1. Қайди "**тарк кардан**" барои тавзеҳи маъно аз тафсири **Имом Насафӣ (р)** илова шуда аст. Яъне, тарки зикр боиси сахтшавии қалбашон гардида аст. Агарчи дар бораи ин ҷумла муфассирон назарҳои гуногун доранд, аммо банда ҳамин қайдро муносиб донистам. (**Мутарҷим**)

2. Бинобар раъйи Шайх Сайид Тантовӣ (р) дар ибораи "ذكر الله" масдар (**зикр**) ба сӯи фоил (**лафзи Аллоҳ**) изофа шуда, мафъул (**пуркунанда**)-и он маҳзуф аст. Маънои оят ҳамон гунаест, ки дар матн овардаем.
Тафсилоти овардаи Шайх Сайид Тантовӣ (р) дар дигар маъхазҳои тафсир наомада аст. (**Мутарҷим**)

3. Муфассирон мегӯянд, ин ояти карима бо тасвири ҳолати дӯзахиён дар охират баёнгари даҳшатнокии азоби ҷаҳаннам аст. Зеро одатан инсон вақте бо хатаре рӯ ба рӯ шавад, кӯшиш мекунад худро бо дасту пояш ҳифз намояд. Аммо агар дасту пояш баста шавад ва бо чеҳрааш, ки шарифтарин аъзои бадани ӯст, худро ҳифз кардан хоҳад, ин нишондиҳандаи даҳшатнокии азоби бар сараш омада аст. (**Мутарҷим**)

4. Пурсиш бо мақсади инкор аст. Яъне, ҳеҷ гоҳ он ду яксон нестанд. (**Мутарҷим**)

5. Аҳли тафсир ба эътибори қоидаи наҳви арабӣ калимаи "**Қуръон**"-ро ҳоли таъкидкунанда аз исми ишораи ояти қаблӣ медонанд. Бинобар ин, банда дар тарҷума қайди мазкурро дарҷ намудам. (**Мутарҷим**)